*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД

№ 46 (8228). ● ҶУМЪА, 13 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 3 тин.

## Нутқи М. С. ГОРБАЧЁВ

### дар ҳузури вакилони Анҷумани XXI ВЛКСМ



Сидқан дуруд бар шумо!

Дар кору бор ба фаъолияти комсомолиатон муваффақият орзу мекунам. Бо вуҷуди ин ҳоло хоҳиши муваффақият пайдо кардани худи анҷуманро ба мадди аввал мегузорам. Вай на фақат ба шумо, балки ба коммунистон, ба тамоми мамлакат низ зарур аст, зеро сухан аз насли ҷавонамон, аз ҳаракати ҷавонон, аз мақоми онҳо ва, албатта, аз тақдиру мақоми мисли ИЛКҶУ ташкилоти сиёсии ҷавонон меравад.

Тавре шуд, ки анҷумани комсомол ба арафаи 120-солагии зодрӯзи В. И. Ленин рост омад. Моро аз давраи ленинии сохтмони социализм вин Октябрь аст. ҲКИШ гузоришномаи васеи чунин муттаҳидӣ, гузоришномаи социализми инсонпарастӣ, демократиро пеш мениҳад. Ҳизб даъват мекунад, ки ҳамаи қувваҳои солими аҳли ҷамъият, ки манфиати куллии халқ ҳақиқатан ҳам барояшон азиз аст, дар ҳамин замина муттаҳид шаванд.

Ленини ҳақиқӣ ба таври ҳайратовар одами даврон аст ва ба онҳое, ки акси инро мегӯянд, бовар накунем. Кӯшиш кунед, ки худатон ба ин итминон биёбед. Фикри Ленин дар бораи зарурати дигаргуниҳои қатъии тамоми нуқтаи назар нисбат ба социализм дар ихтилофоти боз-хурӯш сурат мегирифтанд, ки дар онҳо намояндагони намоёни ҳизб иштирок карда, ҳамроҳи ҷавонон ҷавоби саволеро меҷӯстанд, ки «ҳаракати ҷавонон бояд чӣ гуна бошад?». Мақсад аз нутқи минбаъдаи В. И. Ленин «Вазифаҳои иттифоқҳои ҷавонон» низ ҳамин буд. Ҳамон вақт таҳкурсии ҷаҳонбинии комсомол гузошта, самти асосии фаъолияти он интихоб шуда буд. Аз ин рӯ, имрӯз муҳим аст, пеш аз ҳама, софдилона ба худ бигӯем, ки оё тамоми аҳамияти ин мақсад боқӣ мондааст, ташкилоти шумо бо кадом дастур роҳи минбаъдаашро мекушояд.

мин инқилоби асри ҷорӣ ривоҷ меёбад.

Панҷ сол муқаддам, вақте, ки мо ба ин роҳ қадам гузоштем, на фақат одамони калонсол, балки ҷавонони рӯшанфикр ҳам ҳис ва дарк намуданд, ки мамлакати мо нуқсонҳои зиёде дорад ва минбаъд ин тавр зиндагӣ кардан нашояд. Тафовути зиёди байни принципҳои олӣ ва воқеияти зиндагӣ ба миён омад. Мамлакат мавқеашро бо суръати фалокатовар аз даст дода, аз рӯи ҳамаи натиҷаҳои асосии пешрафт ақиб мерафт. Гирифтани пеши афзудани бӯҳронҳо, ба қадри имкон тезонидани тараққии иқтисодиёт, илм ва техника — мо аввал вазифаро, аслан, ҳамин тавр медидем, ҳизб онро ҳамин тавр ба миён мегузошт. Вале, мо ба ин раванд ҳарчӣ бештар ҷалб мешудем, ҳолати бемории ҷамъиятро ҳарчӣ беҳтар мефаҳмидем, норавонии маҳдуд шудан бо дарбеҳи баъзе дарзҳо, зарурати ба куллӣ нав кардани ҳамаи соҳаҳои вуҷуди ҷамъият ҳарчӣ равшантар мегардид. Концепцияи бозсозӣ тадриҷан аз ҳамин фикру мулоҳиза ба миён омад.

Мо ҳамаи асосро дорем, ки дар мамлакат оғози бозсозиро аз Пленуми апрелии соли 1985 барпогардидаи КМ ҳисоб мекунанд. Ин дуруст аст, вале асоси сиёсати бозсозӣ тақозои замон мебошад, дигаргуниҳоро мантиқи худи зиндагӣ ба миён овард. Солҳое, ки аз он давра гузаштанд, чунин воқеаҳоро, монанди Анҷумани XXVII ҳизб, конференцияи X1X, пленумҳои КМ аз рӯи масъалаҳои асосии сиёсат, аввалин дар давоми даҳсолаҳои зиёде интихоботи озод, се анҷумани депутатҳои халқи ИҶШС, сессияи Шӯрои Олӣ даъвати навро дарбар мегиранд, ки дар онҳо қонунҳои муҳими моликият, замин, иҷоракорӣ ва аз рӯи бисёр масъалаҳои дигар қабул шуданд. Интихоботе, ки ба қарибӣ дар ҷумҳуриҳо ва маҳалҳо барпо гардид, ташаккули сохти навшудаи ҳокимияти шӯравиро анҷом медиҳанд. Заминаи ҳуқуқии дигаргуниҳо дар асосҳои на-

## ХАБАРИ МУХТАСАР

### дар бораи пленуми XIX Партияи Коммунистии Тоҷикистон

**11 апрели соли 1990 дар Душанбе пленуми X1X Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.**

**Дар он котибони якуму дуюми комитетҳои партиявии вилоятҳо, котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳру ноҳияҳое, ки ба ҳайати Комитети Марказӣ дохил намешаванд, ҳамчунин раисони комиҷроияҳои Шӯрои депутатҳои халқи вилоятҳо, котибони Шӯрои республикавии иттифоқҳои касаба, КМ ЛКСМ Тоҷикистон ва кормандони воситаҳои ахбори оммавӣ иштирок карданд.**

**Ба пленум аъзоёни комиссияи тайёрии сессияи якуми Шӯрои Олии ҷумҳурӣ: даъвати дувоздаҳум, аз ҷумлаи депутатҳои Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъват шуда буданд.**

**Пленум масъалаҳои зеринро муҳокима кард:**

**1. Дар бораи ба муҳокимаи сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон пешниҳод шудани таклифҳо оид ба моддаҳои 6, 7 ва 49-уми Қонуни асосии РСС Тоҷикистон.**

**2. Дар бораи масъалаҳои сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, даъвати дувоздаҳум.**

**Пленум қарор қабул кард, ки лоиҳаи Қонуни РСС Тоҷикистон дар бораи тағйироту иловаҳо ба Конституцияи (Қонуни асосии) РСС Тоҷикистон оид ба масъалаҳои низоми сиёсӣ (моддаҳои 6, 7 ва 49 Конституцияи РСС Тоҷикистон) ба тариқи ташаббуси қонунгузорӣ ба муҳокимаи сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон, даъвати дувоздаҳум пешниҳод карда шавад.**

**Пленум аз рӯи масъалаи дуюми рӯзнома ҳам қарори дахлдор қабул кард.**

**Дар пленум корманди масъули аппарати КМ КПСС Н. К. Долгушкин иштирок дошт.**

**Бо ҳамин пленуми Комитети Марказӣ анҷом ёфт.**

*Дирӯз дар толори маҷлисгоҳи Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон сессияи якуми Шӯрои Олии РСС Тоҷикистон даъвати дувоздаҳум кушода шуд*

## Мусоҳиба бо вакилони анҷуман

Рӯзҳои 9-уму 10-уми апрель вакилони ҷумҳурӣ дар вазорату идораҳои пойтахт буданд ва оид ба масъалаҳои марбути ҳаёти ҷумҳурӣ баҳс карданд. Дар ин рӯзҳо инчунин вакилон бори дигар ҷамъ омаданд ва мавқеи намояндагони ҷумҳуриро дар анҷуман муайян намуданд.

Рӯзи 10-уми апрель дар кохи консертии «Россия» вохӯрии президенти ИҶШС М. С. Горбачёв бо вакилони Анҷумани XXI ИЛКҶУ сурат гирифт.

Бо чанд нафар вакилони ҷумҳурӣ пеш аз оғози кори анҷуман мусоҳиб шудем.

**Анвар ҶАЛИЛОВ:**

— Рӯзи душанбе дар Вазорати маорифи халқи ИҶШС будем. Бо сарварони вазорат вохӯрдем ва оид ба вазъи бениҳоят бади мактабҳои ҷумҳурӣ, набудани шароитҳо барои машғулият ва дигар масъалаҳо сӯҳбат доштем. Дар ин вохӯрӣ дигар вакилони ҷумҳурӣ низ ширкат доштанд. Ҷонишинони вазири маорифи халқи ИҶШС, шахсони масъул баромадҳои моро ба иноbат хоҳанд гирифт. Баъди вохӯрии расмӣ дар сӯҳбати рӯбарӯи ҷонишини аввали вазир С. И. Перегудов будем.

Ва он чизи гуфтание ки доштем, гуфтем.

**Собит УМАРОВ:**

— Ман қариб як моҳ боз дар шаҳри Москва мебошам. Ҳамроҳи як қатор вакилони дигар ҷумҳуриҳо дар комиссияҳо оид ба омода кардани ҳуҷҷатҳои Анҷумани XX I ИЛКҶУ кор кардем. Дар хусуси анҷуман ҳаминро гуфтаниям, ки он бояд аҷиб гузарад, чунки ҳар як вакил бо барномаву андешаҳои худ оид ба вазъияти имрӯзаи комсомол омадааст.

Аз вакилони ҷумҳурӣ низ иштироки фаъолонаро интизорем.

казҳои ҷавононро созмон до-

65 сол ҷудо мекунад. Инҳо солҳои пур аз воқеаҳои фоҷиавӣ буданд, ки дар онҳо ҳам рағбати радикалӣ, ҳам пешравӣ ба сӯи оянда, ҳам ақибравӣ ва ҳам ривоҷи бузурги ташаббуси халқ ба ҳам ҷӯр мешуд. Ин даҳсолаҳо ҳам сурури ғалабаҳо, ғалабаҳои ҳақиқӣ ва калонтарини халқамон, ҳам рӯҳи ҳалокатгари тоталитаризм, дарду аламҳи талафоти бузург ва имкониятҳои талафшударо фаро мегиранд.

Ихтилофоту таззодҳои таърихамон вориди ҳаёти имрӯзаи ҷамъияти шӯравӣ низ мешаванд. Мо илоҷи онҳоро дар ҷодаи бозсозии инқилобӣ меҷӯем. Имрӯз Ленин ба мо чӣ кӯмак карда метавонад, мо аз ӯ чиро омӯхта метавонем ва бояд омӯзем? Ҳоло дар матбуот оташи баҳси масъулиятнок дар бораи мероси Ленин, дар бораи инқилоби мо, сарнавишти нахустин давлати социалистии ҷаҳон баланд мешавад. Ҳамчунин барои мову шумо муҳим аст ва ман инро маъқул меёбам.

Бояд иқрор шуд, ки даҳ солаҳои гузашта ба андозае симои оддии Ленин — ҳамчун назариячиеро, ки ҷавоби ҳамаи саволҳои зиндагиро медонист, сиёсатмадореро, ки ба сӯи мақсади муайян босуръат пеш мерафт, дар шуурамон ҷойгир намуданд. Хиради гирони диалектикии Ленин, тактикаи ленинӣ, нафрати ӯ нисбат ба догматизм ва волюнтаризм, моҷароҷӯӣ ва фишори беақлона одатан аз мадди назар дур монда, ҳамаҷониба дарк карда намешуд.

Ҷӯшу хурӯши ленинизм зӯроварӣ не, балки бунёдкорист. Ленин ба мо на ҷанги гражданӣ, балки идеяи сулҳҷӯӣ гражданӣ, на парокандагӣ, балки муттаҳидиро васият мекард. Ӯ орзу дошт, ки шумораи ҳарчӣ бештари одамон ва сипас саросар ҳамаи меҳнаткашон дар сохтмони ҳаёти нав иштирок карда тавонанд. Социализм ҳамчун эҷодиёти зиндаю озоди меҳнаткашон, — дар ленинизм, ана ҳамин чизи асосист, рафиқон.

Имрӯз мамлакат ва ҷамъияти мо ба муттаҳидии озод, ихтиёрона ва рафиқонаи одамону халқҳо сахт зарурат дорад. Пайдо намудани ҳисси оилаи ягона таҷдид ва афзун намудани нерӯи маънасозӣ, дар мадду ҷазри он ҳарчӣ равшантар шуо меафканад. Мо бояд маънои асарҳои Ленин ва, махсусан асарҳои дар солҳои охири зиндагӣ офаридаашро ба таври ҳақиқӣ дарк намоем. Соли 1983 ба ман супориш дода шуда буд, ки дар зодрӯзи Ленин маърӯза кунам, ва маҳз ба ҳамин асарҳо рӯ оварда, аз тақдири инқилоби социалистӣ ба давлатамон хеле ғам хӯрдани Владимир Ильичро ҳис кардам.

Ба фикрам, дар навбати аввал бояд ғояҳои Ленин дар бораи социализм, ҳамчун ҷамъияти меҳнаткашон, ҳамчун сохти демократӣ, эҷодиёти омма; дар бораи ҳокимияти Шӯроҳо, таҷдиди аппарати идора, худидораи меҳнаткашон ва централизм, ки фаъолияти коллективҳои меҳнатиро ягона месозад; дар бораи гуногунии иқтисодиёти гузаранда ва гуногунии шаклҳои моликияти он, дар бораи сохти кооперативҳои муттамаддин плон ва муомилот, баҳисобгирӣ ва сарфакории қатъӣ; дар бораи миллатҳои даврai социализм, федерацияи ҷумҳуриҳои соҳибихтиёри шӯравӣ, баробарии ҳамаи миллату халқиятҳо, маҳорати зиндагӣ кардан дар мамлакати сермиллат; дар бораи аз бар намудани ҳамаи сарватҳои фарҳангии офаридаи башарият, тараққии фарҳанги даврai социализм; дар бораи ҳизбе, ки ҷанг намекунад, балки бунёд менамояд ва меҳнаткашонро муттаҳид месозад, муфассал таҳлил шаванд.

Ҷавҳари пурқимматтарини ленинизм санъати диалектика, ба назар гирифта тавонистани хусусияти мураккабтарини даврai гузариши инқилобӣ, сарфаҳм рафтан ва истифода намудани омилҳои объективӣ ва субъективӣ, қувваҳои ҳаракатдиҳандаи он мебошад. Шуморо даъват менамоям, ки сарвати нодири идеяҳо, таҷрибаи мероси Ленинро омӯзед.

Ба мавзӯи анҷумани шумо баргашта, мехоҳам бигӯям, ки шумо бояд ба андозаи маълум ҳамон хел вазифаҳои муҳимро ҳал намоед, ки писарону духтароне ҳал намуданд, ки дар Москва ба анҷумани якуми ташкилоти худ ҷамъ омада, оғози Иттифоқи Коммунистии ҷавононро гузошта буданд. Он вақт ҳам мубоҳисаҳои пурҷӯшу

Минбаъд корро чӣ тавр иҷро намуд? — Ин савол на фақат барои шумост, вай дар маркази диққати Анҷумани XXVIII ҳизб қарор мегирад, имрӯз онро тамоми ҷамъиятамон ҳал мекунад, дар ниҳояти кор онро бояд ҳар одами шӯравӣ ҳал кунад. Шумо баъди мубоҳисаҳои пурҷӯшу хурӯш ба ин ҷо омадаед ва дастурҳои рафиқони худро доред, аминам, ки баъзе вакилон мавқеи худро кайҳо муайян кардаанду дигаронашон ҳанӯз дар ҷустуҷӯянд. Демократонӣ ва ошкорбаёнӣ одамонро аз банду баст озод намуда, ба онҳо имкон доданд, ки фикри худро аз рӯи масъалаҳои муҳими ҳаёти ҷамъият озод баён кунанд.

Дар матбуот, дар маҷлису митингҳо, дар аудиторияҳо баъзан нуқтаи назари тамоман мухолиф баён мешаванд. Дар ҷустуҷӯи ҷавоби ин саволи асосӣ фикри гуногун ба назар мерасад. Зимнан, вақте, ки ҷамъият дар сари дуроҳӣ қарор гирифта, ҷӯшу хурӯши инқилобиро аз сар мегузаронад, ҳамеша ҳамин тавр мешавад. Бинобар ин барои дар чунин шароит роҳгум назадан ва хато накардан дар интихоби роҳ кас бояд, пеш аз ҳама, мақсади замонро фаҳмида, он чизи асосӣ, он тамоюли асосиеро дарк намояд, ки рафти воқеаҳоро идора мекунад. Ва фақат баъди ин аз ҳамин нуқтаи мабдаъ ҷустуҷӯ намудан ва пайдо кардани ҷавоби бисёр масъалаҳои дигари мушаххасе осон мегардад, ки аз ҳама ҷо ва ҳар рӯз ба сари мо мебоdo ранд.

Агар, лаҳзаи ҳозира, марҳалаеро мухтасаран муайян кунем, ки ҷамъияти мо онро аз сар мегузаронад, ба ақидаи ман, назар аз мафҳуми «тағйирот» муносибтар мафҳуме нест. Ҳам дар мамлакати мо ва ҳам дар ҷаҳон ба ҳама равшан аст, ки ҷамъияти шӯравӣ дар раванди гузаштан аз як ҳолат ба ҳолати дигар қарор гирифтааст. Аз ин рӯ, ҷамъияти шӯравӣ дар ҳолати тағйирот мебошад. Вале худи тағйирот вобаста ба он қиёси гуногун дорад, ки мо воқеаҳоро бо кадом миқёс ва бо кадом дараҷа арзёбӣ мекунем. Агар, ба ин аз дараҷаи таърихӣ назар кунем, бояд бигӯем, ки дар мамлакатамон дуюан ҳақиқатан федеративии сохти миллии давлатии мамлакат гузошта мешавад.

Мо ҳамаи асосро дорем, ки натиҷаи бозсозӣ ва он дигаргуниҳои қатъиеро қиёс кунем, ки таи солҳои охир дар муносибатҳои байналхалқӣ рӯй додаанд. Ба туфайли дар навбати аввал сиёсати нави беруниамон «ҷанги сард» аз байн рафт, ҷаҳон аз дами ҷанги ядроӣ раҳо дода шуд, раванди ҳақиқии яроқпартоӣ сар шуд. Аз Афғонистон баровардани қӯшуни мо, аз афташ, аз тарафи бисёр одамони шӯравӣ, махсусан ҳис карда шуд. Ин ҳам яке аз натиҷаҳои мустақили ба роҳи бозсозӣ гузаштани мамлакат аст.

Агар ба ҳамаи он чӣ ки мову шумо шоҳиду иштироккунандаи бевосита мебошем, як назар кунем, метавон гуфт, ки дигаргунии бузургтарини таърихи ҷаҳон ба солҳои ҳаштодум рост омад. Аслан, замони наве тавлид мешавад, ки ба халқи мо ва тамоми башарият имкониятҳои бузург хоҳад дод. Ман аз ин, пеш гуфта будам ва дар ин мулоқот бо вакилони анҷумани комсомол муҳим мешуморам такрор кунам, ки мо ҳар масъалаҳои мураккабро ҳал кунем ҳам, дучори ҳар вазъи душвор ва аксаран фоҷиавӣ гардем ҳам, миқёси таърихии кореро, ки ҳизб ва халқ баҳри иҷрои он шурӯъ кардаанд, набояд фаромӯш кард. Вагарна, бо фишори вазъияти носозиҳои зиндагиамон, камчиниҳо ва кору бори рӯзгор метавон роҳгум зад.

Асосе нест, ки ақаллан як дақиқа ҳам ба дурустии сиёсати бозсозӣ шубҳа кунем. Бозсозӣ ба мо лозим аст, халқ бозсозиро бо душвориҳои зиёде ба даст овардааст, вай барои мамлакат ҳаётан муҳим аст. — Чунин аст, фикри асосие, ки аз тамоми фаъолияти мо бармеояд, бинобар ин ҷавобҳои ҳамаи саволҳоро бояд ба ақиб барнагашта, балки ба пеш ҳаракат карда, ҷуст.

Аз сиёсати бозсозӣ рӯ нагардонда, онро ривоҷ дода, собитқадамонаю қатъитар амалӣ кунем. Бар он ваҷҳ ин тавр мегӯям, ки баъзеҳо моро ақиб мекашанду дигарон даъват мекунанд, ки босуръат пеш равем ва ҳатто

(Охираш дар саҳ. 2).

# Оғози талошҳо

## 11 апрель дар шаҳри Москва Анҷумани XXI ИЛКҶУ ба кор оғоз кард

Кохи Консертии «Россия». Москва, 11 апрели 1990. Соати 10.00 анҷумани XX1 ИЛКҶУ кори худро оғоз кард. Дар машварати нахустин анҷуман масъалаҳои интихобии анҷуман тасдиқ шуданд. Интихоби президиуми анҷуман, органҳои корӣ: котибот, комиссияи мандатӣ сурат гирифт. Рӯзнома ва тартиби кор тасдиқ гардид. Ниҳоят 2019 нафар вакилон ба кор шурӯъ намуданд. Дар ду машварати рӯзи аввал бояд ҳисоботи КМ ИЛКҶУ (маърӯзаи котиби якуми КМ ИЛКҶУ В. Мироненко) ва ҳисоботи Комиссияи Марказии Тафтишоти ИЛКҶУ (маърӯзаи раиси КМТ М. Куликов), ҳисоботи гурӯҳи депутатҳои халқии ИҶШС аз ИЛКҶУ (маърӯзачӣ А. Шаропов) шунида шуд. Ахбор дар бораи лоиҳаи Оинномаи ИЛКҶУ (маърӯзачӣ котиби ИЛКҶУ В. Зюкин)-ро шуниданд, вале дар атрофи масъалаи тасдиқ кардани тартиби кор ва тасдиқи рӯзномаи анҷуман машварати якум пурра сарф шуд. Ниҳоят дар машварати дуюм, ки соати 15.30 оғоз ёфт, ҳисоботи КМ ИЛКҶУ шунида шуд. Котиби якуми КМ ИЛКҶУ В. Мироненко дар хусуси вазъияти имрӯзаи комсомол, ташвишу тараддудҳои он сухан кард. Аз ҷумла ӯ қайд намуд, ки сурат гирифтани тағйироти ҷиддӣ дар ҳаёти ташкилотҳои комсомоли Литва, Латвия, Эстония ва Гурҷистон ба ИЛКҶУ бе таъсир намонд. Инро дар раванди бозсозӣ интизор нашудан ҳам мумкин набуд. Анҷумани ғайринавбатии мо анҷумани фавқулодда ба ҳисоб меравад, чунки дар он тақдири комсомол, мавҷуд будан ё набудани он ва дар сурати мавҷудияти минбаъда он бояд чӣ хел бошад, ҳал мешавад.

Ва чунин ҳам шуд, аз рӯзи аввали кори анҷуман маълум шуд, ки он дар шакли кӯҳнаи қолабию шахшуда намегузарад. Ҳамаи вакилон ба баҳс омодаанд.

**Сӯҳбати кӯтоҳ баъди анҷоми рӯзи аввали анҷуман бо М. Маҳмадов — котиби якуми кумитаи комсомоли ноҳияи Колхозобод:**

— Ба ман баромади В. Мироненко маъқул шуд, чунки ӯ дар бораи вазъи имрӯзаи Комсомоли мамлакат маълумоти мӯъҷаз дод.

— **Чизи ҷолибе, ки аз маърӯза дар хотиратон нақш бастааст?**

— Аз ҷиҳати иқтисодӣ танқисӣ кашидани ҷавонон, котиби якум дуруст гуфт, ки ҷавонон маоши кам 120 — 130 сӯм мегиранд ва як умр дар орзуи манзил, мошин, маоши хуб ва умуман зиндагии беҳтаранд. Ин ҳамаро вақте соҳиб мешаванд, ки аллакай ҷавонӣ аз даст рафта.

— **Яъне, «нон ба вақте диҳанд, ки дандон намонд»?**

— Бале.

— **Мақсади сухан кардан доред?**

— Мебинем. Ба ҳар ҳол бо дасти холӣ наомадаам. Гуфтаниҳо бисёр аст. Ман мехоҳам норозигии худро нисбати ситондани андозпулӣ аз марказҳои ҷавонон баён кунам. Мо бо мушкилиҳои зиёд марват намудем, маблағ ва роҳу воситаҳои гуногунро ёфтем, то ҷавонони деҳот низ ба коре машғул бошанд. Вале андози зиёд имрӯз ин коргаронро дилхунук кардааст, ба ин кор дигар шавқ надоранд. Дар ин сурат онҳо корро тарк мекунанд ва боз ҷавонон аз паи он мешаванд, ки вақти холии худро чӣ хел ва дар куҷо гузаронанд.

Кори марказҳои мубоҳисавӣ оғоз мёбанд ва дар маркази «Фаъолияти хоҷагидорию иқтисодии комсомол» иштирок карданиам.

— **Барои чӣ бисёриҳо, махсусан, кормандони озоди комсомолӣ маҳз дар ҳамин марказ иштирок карданианд?**

— Чунки он баояндаи комсомол сахт марбут аст. Мо бояд аз аввал хоҷагидориро меомӯхтем, ҳоло ҳам дер нашудааст, роҳи дигар нест.

Дар кори анҷуман вакилон аз ҷумҳурияти мо Анвар Ҷамилов (н. Восеъ) ва Собит Умаров (ш. Исфара) сухан карданд.

Дар анҷоми рӯзи якуми анҷуман барои вакилон концерт намоиш дода шуд.

**Ҷ. МИРЗО,**
**хабарнигори «Ҷавонони Тоҷикистон», ба воситаи телефон аз Москва.**

# Комсомол бояд чӣ гуна бошад?

**Анҷумани XXI ИЛКҶУ 11 апрель дар Маскав кушода шуд. Дар он 39 вакили ташкилоти комсомолии Тоҷикистон низ иштирок менамояд. Мухбири ТоҷикТА пеш аз сафари Маскав бо котиби якуми Кумитаи Марказии комсомоли ҷумҳурӣ О. ЕҚУБОВ вохӯрда, хоҳиш намуд, ки андешаҳояшро роҷеъ ба рафти бозсозии комсомол ва анҷумани оянда иброз дорад.**

— Чизе, ки махсусан қайд карданиам, ин ҷараёни бештар ба сиёсат кашида шудани ҷомеа мебошад, ки дар мамлакат ҷараён дорад. Ин ҷараён ҷавонон ва тамоми ташкилоти комсомолии умумииттифоқро фаро гирифтааст, ҳоло барҳам додану пароканда кардан як навъ маросиме шудааст. Саволе ба миён меояд, ки баъди ҳамаи ин чӣ мешавад? Бисёриҳо ба ин савол ҷавоб дода наметавонанд. Бинобар ин рафтори ифротиёнро ба ҳеҷ ваҷҳ демократия номидан мумкин нест, вале муқобилони комсомол аз далелҳои сусташон ба изтироб намеафтанд.

Ҷавонони ҷумҳурӣ набояд гумон кунанд, ки ман ҳақиқатро рӯпӯш карданиам. Ҳама медонанд, ки дар зиндагии имрӯзаи мо мушкилот бисёр аст. Вале ҳамаи мо шоҳидем, ки ҳаёти комсомол тағйир меёбад. Дуруст аст, ки ин дигаргуниҳо хеле суст амалӣ мегарданд. Умедворем, ки вазъият баъди Анҷумани XXI комсомоли умумииттифоқ, ки Оинномаи навро қабул мекунад, тағйир хоҳад ёфт. Аниқтар карда гӯям, бозсозии комсомол боз ҳам ривоҷ меёбад. Дар баробари ин гумони комсомолоне, ки тақдири комсомолро анҷуман ҳал мекарда бошад, хато аст. Ба назари мэн, ояндаи комсомол дар дасти худи аъзоёни он ва ташкилоти ибтидоии комсомолӣ мебошад. Зеро дар лоиҳаи Оиннома навишта шудааст, ки ИЛКҶУ Ташкилоти мустақили ҷамъиятию сиёсист. Аминам, ки анҷуман нуқтаи мазкурро қабул менамояд. Бинобар ин ба кори бузург, ба мубориза ҳамаҷониба тайёрӣ дидан зарур аст. Дар рафти он аниқ кардан лозим аст, ки мо бояд дар ҷамъият ҷои худро пайдо намоем. Ин на танҳо қувваю ғайрат, балки фидокорӣ, ташаббус, эҷодиёт, аниқтараш, фаъолияти амалиро талаб менамояд. Зеро имрӯз касе ба суханони хушкухолӣ бовар намекунад.

Комсомоли ҷумҳурӣ донистан мехоҳанд, ки ҷаро ба мисли солҳои пеш қабл аз анҷумани ИЛКҶУ анҷумани комсомолони ҷумҳурӣ гузаронда нашуд? Ба фикрам, ин бори дигар тасдиқ менамояд, ки бозсозии комсомол идома дорад. Мо қарор додем, ки аз тартиби муқаррарии кор даст кашем. Ин чунин маъно дорад, ки ИЛКҶ Тоҷикистон ҳанӯз ба гузарондани анҷумани худ тайёр нест. Анҷумани комсомоли ҷумҳурӣ тирамоҳи соли ҷорӣ гузаронда мешавад.

## Бо роҳи бозсозӣ якҷоя пеш равем

Ҷавонони шӯравӣ муваффақияти бозсозиро ба сидқи дил мехоҳанд. Ҳоло айёми гуфтугӯ аст ва овози насле, ки бояд ояндаи ватани социалистиро ба дӯши худ гирад, баланд ва мӯътабар садо медиҳад. Ҳизби коммунистӣ гуфтугӯи баробарро ба вай пешниҳод мекунад. 10 апрель Президенти ИҶШС, Котиби Генералии КМ ҲКИШ М. С. Горбачёв дар Маскав бо вакилони анҷумани XX1 ВЛКСМ вохӯрд. Ӯ дар ҳузури намояндагони гурӯҳи бисёрмиллионнафараи комсолони шӯравӣ сухан кард. Дар маҷлиси вохӯрӣ В. А. Медведев, Г. П. Разумовский, А. Н. Гиренко, Ю. А. Манаенков, Е. С. Строев, Ғ. И. Усмонов, И. Т. Фролов иштирок доштанд.

Вакилон дар назди мақбараи В. И. Ленин гулчанбар гузоштанд. Дар маросими гулгузорӣ М. С. Горбачёв иштирок кард.

**ТАСС.**

## 21 апрель—шанбегии коммунистӣ

# Ободу зебо мегардонанд

ВОСЕЪ. — Комсомолону ҷавонони ноҳияи мо ташаббуси рӯзи 21 апрель гузаронидани шанбегиро дастгирӣ менамоянд, — гуфт ҳини сӯҳбат котиби аввали комитети комсомолии ноҳия Тоҳирхон Набиев. — Ҳама дар ин рӯз ба ҳашари умумӣ баромада барои тармими кӯли[illegible] маркази Комсомоли райо[illegible] тоза кардан ва шинонд[illegible] гулу дарахтони кӯчабоғи[illegible] лаба, ба тартиб овардани [illegible] заҳбурҳо, растаю кӯчаҳо [illegible] са мегузоранд. Умуман, м[illegible] фиқи плани тайёркардаи [illegible] дар шанбегӣ 28-ҳазор[illegible] комсомолону ҷавонон иштирок менамоянд. Дар рӯзи шанбегӣ ба маблағи беш аз 35 ҳазор сӯмина корҳо ба ҷо оварда, маблағи рӯёнда барои сохтани иншоотҳои спортӣ, ма[illegible] ва маишии районамон [illegible]рад. Аз ҳозир кор[illegible]рои гузаронида[illegible]та истодааст.

[illegible]ИМ.

# Нутқи М. С. Горбачёв

(Аввалаш дар саҳ. 1).

надонем, ки ба куҷо медавем. Мо дар татбиқи сиёсатамон бояд собитқадам, ботамкин, мулоҳиза ва қатъӣ бошем.

Дар хотир доштани ин барои он муҳим аст, ки ҳоло мо дар марҳалаи душвортарини раванди бозсозӣ қарор гирифтем. Нуқсонҳои ҷиддии таъминот, умуман шиддат ёфтани проблемаҳои иҷтимоию иқтисодӣ, вақт-вақт дар заминаи ин авҷ гирифтани корпартоиҳо; ихтилофот дар заминаи этнӣ, тамоюлоти сепаратистӣ ва марказгурез; митингбозӣ, ки дар он дар баробари фикри солим ҳар гуна ғояҳои зиддисоциалистӣ рӯи об мебароянд; афзудани ҷинояткорӣ, паст шудани дараҷаи хулқу ахлоқи ҷамъиятӣ — ҳамаи ин воқеияти зиндагии имрӯзаи мост. Ин ҳам аз замони мо, вале аз замоне дарак медиҳад, ки аз наздик равшан дида мешавад ва мо бояд на фақат онро аз сар гузаронем ва барои худ ба худ беҳтар шудани аҳвол интизор шавем, балки тамоми қувваро ба кор барем, ки вазъи бӯҳроновар-ро ҳарчи зудтар рафъ намуда, киштии давлатиамонро ба маҷрои оби пок дарорем.

Ин бидуни шумо, дӯстони азиз, рӯй намедиҳад — комсомолони мо, ҳамаи ҷавонони шӯравӣ, писарону духтарони мамлакат дар ҳамаи ин метавонанд ва бояд роли бузург бозанд.

Фоҷиаи даврам ҳозира иборат аз чист? Мамлакат гӯё дар ҳадди гузаштан аз як ҳолат ба ҳолати дигарест, ки қаблан аз хусуси он гуфтам. Ҳақиқатан ҳам метавон гуфт, ки дар иқтисодиёти мо дуҳокимиятии ҳақиқӣ вуҷуд дорад. Низоми амрдиҳӣ ҳоло кор намекунад, вале низоми наве ҳанӯз ба иҷрои ҳуқуқҳои худ пурра шурӯъ накардааст, ки дар истифодаи фишангҳои иқтисодӣ ҳавасмандгардонии манфиати одамон ба натиҷаи меҳнати худ, дарьёфт намудани ҳамаи имкониятҳои эҷодии одам қарор гирифтааст. Дар соҳаи сиёсӣ низ ҳамин тавр аст: ҳизб дар асоси роли нави пешоҳангии сиёсиаш кайҳо аз идораи оперативии хоҷагӣ, ҳалли масъалаҳои дигари амалии ҳаёти давлатӣ рӯ мегардонад ва ба андозаи зиёд рӯ гардондааст, вале шӯроҳои нав акнун ба по мехезанд, онҳо вазифаҳои худро пурра ёд нагирифтаанд, аппарати салоҳиятнокро ташкил накардаанд. Акнун, ниҳоят барои ин асоси қонунӣ мавҷуд аст — ман дар навбати аввал қонуни дирӯз қабулкардаи Шӯрои Олиро дар бораи худидораи маҳаллӣ ва хоҷагии маҳаллӣ дар назар дорам.

Хуллас, аз як низом баромадему ҳанӯз ба низоми дигар дохил нашудаем, ҳоло аслан дар ҳамаи соҳаҳои фаъолияти ҷамъиятӣ ҳамин ҳолати гузариш вуҷуд дорад. Ин ба ҳизб низ дахл дорад, ки роли муҳаррики асосии раванди бозсозиро ҳамоно иҷро мекунад ва дар айни замон бояд худаш фаъолия[illegible] [illegible] хад, вагарна ба он хавфи дур шудан аз мавқеи пешоҳангӣ таҳдид мекунад.

Чизи муҳимтарин он аст, ки акнун мо гузоришномае дорем, ки меъёрҳои асосии роҳи интихобшуда, мақсаду вазифаҳои бозсозиро ҳамчун раванди ҷамъиятӣ, мақоми худи ҳизбро дар ҷамъияти навшавандаи социалистӣ муайян мекунад. Албатта, муносибат ба гузоришнома, чун ба лоиҳаи оинномаи нав, ки кайҳо ба муҳокимаи коммунистон ва тамоми халқ гузошта шудаанд, як хел нест. Бисёр илова, фикру мулоҳиза ва танқиди барҳақ баён мешаванд. Ҳангоми такмил додани ин ҳуҷҷатҳо ва муҳокимаи онҳо дар худи анҷумани ҳизб ҳамаи ин ба қадри кофӣ ҷамъбаст карда, ба назар гирифта мешавад.

Мо дар айни замон дучори кӯшишҳои аз роҳи интихобкардааш дур сохтани ҳизб, дучори хавфи ҷудоӣ шудем. Аз як тараф, ҷараёни консервативӣ ба миён омад, ки аз ривоҷи раванди бозсозӣ метарсад ва ҳатто ба ақиб, ба чунин шаклҳои зиндагӣ даъват мекунад, ки ҳанӯз дар даврам Сталин ба миён омада, дар давоми даҳсолаҳои гузашта кам тағйир ёфтаанд. Чунин ақибравӣ марговар мебуд, мамлакатро аз ҳар гуна имконияти таҷаддуд барои муддати дароз маҳрум месохт, онро ба карахтӣ оварда мерасонд. Ман аз хусуси он намегӯям, ки вай ҳатман ба тартиботи пештара: таъқибот, беадолатӣ, қурбониҳои бешумор, ривоҷи қашшоқӣ дучор менамуд.

Мо бояд бинем, ки ин чӣ натиҷае мебахшад, то мавқеи устувори граждaниро ишғол намоем. Аминам, ки халқамон ва дар навбати аввал, ҷавонон кӯшишҳои ба замони гузашта баргардондани мамлакат ва маҳрум шуданро аз озодии ба дастовардаамон қатъиян рад мекунанд.

Аз тарафи дигар, ба ҷамъият пешниҳод менамоянд, ки аз принципҳои социалистӣ рӯ гардонда, аслан тамоми роҳи баъди Октябри соли 1917 тайшударо роҳи ғалат шуморад. Ин маънии зери хавф гузоштани он музаффариятҳои иҷтимоиро медошт, ки қисми муҳими мусбати таҷрибаи таърихиамон мебошад. Ин маънои аз шоҳроҳи тараққиёти ҷамъият баромаданро медошт. Охир бисёр идеяю арзишҳои социалистӣ кайҳо меъёри ҳаёти тамоми башарият дар арафаи асри XX1 гардидаанд ва ҳарчи бештар мегарданд. Ва тамаддуни имрӯза бидуни таҷрибаи мусбати мо, чунонки ҳоло эътирофи умум шудааст, тамоман дигар мебуд.

Ин ҳамчунин маънои фаромӯш кардани хотираи наслҳои калонсоли одамони шӯравиро медошт, ки дар шароити вазнинтарин баҳри индустриконии мамлакат, офаридани илму техникаи муосир мубориза мебурданд, тамоми душвориҳои ҷангро ба дӯш гирифта, ғалаба карданд ва ба халқҳои Аврупо озодӣ бахшиданд.

Шумо метавонед бигӯед, ки ақидаҳои худ, ҳатто ақидаҳои ниҳоят консервативӣ ва ё гузарои чапро пеш гирифтани одамон чӣ хавфе дорад. Дар ҳақиқат, мо ошкорбаёнӣ ва плюрализмро унсурони ҳатмии демократия мешуморем, ки ба туфайли бозсозӣ дар мамлакат ривоҷ меёбанд. Ва, албатта, ин имконияти паҳншавии ҳар ақидаро дар назар дорад, дар сурате, ки онҳо хилофи принципҳои сохти давлатию ҷамъиятиамон набошанд, ки Қонуни асосӣ онҳоро муайян кардааст.

Вале гап дар он аст, ки ҷараёнҳои сиёсии дар ҷамъияти мо пайдошуда (дар мамлакати мо аз анархистон то монархистон ҷараёнҳои мухталифи сиёсӣ, тарғиботчиёни ақидаҳои гуногуни миллатчигӣ ва шовинистӣ пайдо шудаанд) барои ҳокимият торафт фаъолона мубориза мебаранд ва мо ҳуқуқ надорем, ки инро набинем ва дар ҳаққашон чорае наандешем. Ҳизб, Комитети Марказӣ нуқтаи назари худро дақиқ муайян кардаанд. Мо дар марҳалаи ҳозира мақсад дорем, ки социализмро ба таври инқилобӣ нав созем, на ин ки аз музаффариятҳои Ленин, большевикон, халқ, ки октябри соли 1917 мушарраф шудаанд, даст кашем. Мо мақсад дорем, ки мамлакатро куллан нав созем, иқтисодиёти вай, структураи иҷтимоӣ ва сиёсии вайро қабл аз ҳама ба манфиати он аз нав созем, ки дар ҷамъият озодӣ ва адолати иҷтимоӣ кам не, балки бештар бошад. Ҳизб дар асноҳи дигаргун сохтани сафҳояш бояд вазифаи асосии худро давом диҳад, яъне ифодакунандаи манфиати синфи коргар, деҳқонони меҳнаткаш, зиёиёни халқӣ, генератору ҳомили орзую ниятҳои социалистӣ бошад. Чунин аст ақидаи қатъии мо ва мо анҷумани навбатии ҳизбро бо ҳамин фикру ақидаҳо истиқбол мекунем. Мӯътақидам, ки дар кори худи анҷуман низ чунин дастур татбиқ хоҳад шуд.

Мо ба мақсаду мароми идеявии комсомол аҳамияти бузург медиҳем. Ташкилоти ҷавонони мо дар давоми тамоми даврам баъди октябрь дар муҳити ҷавонон такягоҳи ҳизб буд. Таърихи муносибатҳои ҳизб ва комсомолро бо як сухан ифода кардан муҳол аст. Ин муносибатҳо пеш ба рӯҳи системаи авторитарию бюрократӣ қарор мегирифтанд. Ташкилотҳои комсомолӣ изофаи ҳизб дониста шуда, дар ҳалли бисёр масъалаҳо аз мустақилияти воқеӣ маҳрум буданд. Ҳамаи ин бояд барҳам хӯрад ва аз бисёр ҷиҳат бартараф шудааст. Вале бо вуҷуди ҳамин муайян кардани мақсаду мароми идеявию сиёсии анҷумани аҳамияти торафт калон пайдо мекунад, рафиқон. Иҷозат диҳед изҳори бовар намоям, ки комсомол ба вазифаи худ содиқ монда, минбаъд ҳам ҳамроҳи ҳизб, баробари ҳизб пеш хоҳад рафт.

Бунёди социализми инсондӯсту демократӣ ҳамон мақсади сазоворест, ки амалӣ шудани он бояд вазифаи насли наврас, фаъолияти инқилобии вай ба нафъи мамлакату халқ гардад.

Акнун аз як масъалаи куллӣ сухан ронда мехоҳам, ки оияндаи комсомол ва тамоми мамлакат ба ҳалли он вобаста мебошад. Ба фикрам басо муҳим аст, ки ҷавонони мо фирефтаи ташвиқоти пайғамбарони қалбакӣ нашаванд ва ҳол он ки ин «пайғамбарон» ҳаёти ҷавононро шикаста, мамлакатро ба гирдоби мусибатҳо тела доданашон мумкин аст. Ман ҳозир аз мавзӯе сухан меронам, ки онро васвасаи миллатчигӣ номидан мумкин аст.

Мафҳуми унсури миллиро аз мафҳуми миллатчигӣ фарқ кунондан мехоҳам. Кӯшиши барҳақу қонунии ҳар миллат ба ҳифзи хусусиятҳои худ, забону анъанаҳо, тарзи ҳаёт, хотираи таърихии худ унсури миллист, зеро бе ҳамаи ин одам аз ҳисси миллӣ маҳрум шуда, ба хори мағелон монанд шуда мемонад. Ба воқеаҳои ҳозираи соҳаи муносибатҳои байналмилалии мо муфассал баҳо надода, фақат ҳаминро гуфта метавонам, ки ҳизби мо, мақомоти ҳокимияти давлатӣ, ман чун президент бо роҳи дигаргунсозии куллии федерацияи шӯравӣ қонеъ гардондани талаботи муҳимтарини ҳамаи халқҳоямонро яке аз вазифаҳои асосии худ мешуморем.

Вале миллатчигӣ чизи тамоман дигар аст. Ба ман мебуд миллатчигиро мухтасар чунин баён мекардам: ин кӯшиши таъмини афзалияти миллати худ, бе назардошти манфиати халқҳои дигар ва ҳатто аз ҳисоби маҳдуд кардани манфиати халқҳои дигар қонеъ кунондани манфиати миллати худ аст. Равшан аст, ки миллатчигии як халқ фақат ҳисси миллатчигии халқҳои дигарро бедор мекунад. Мою шумо имрӯз мисолҳои мушаххасро медонем, ки исботи ин ақида мебошанд. Як гиреҳи сеҳрноки кинаю адоват пайдо мешавад, ки аз он раҳо ёфтан басо душвор аст. Мо дар ҳаёти имрӯзаамон ҳамин амри воқеъро ҳам мебинем.

Ҳамаи шаклҳои зуҳуроти миллатчигӣ мудҳиш аст, вале агар миллатгароӣ дар шуури насли ҷавон ҷо гирад, махсусан даҳшатнок мешавад. Ин эҳсосотест, ки ҳамаро меҳушконаду ба чашми мардум хок мепошад. Бинобар ин хеле зарур аст, ки дар сурати рӯй додани ҳар навъи тағйироти ташкилии комсомол, дар ҳар тарзи ҳалли сохти оянда ва барномаи вай принципи интернационализм чун шарти мавҷудияти ин ташкилот ва чун шарти боқӣ мондани давлати сермиллати мо давом дода шавад.

Тӯҳмату бӯҳтони норавоеро, ки дар ҳаққи ин идеяи олии дар «Манифести ҳизби коммунистӣ» баёнкардаи Маркс ва Энгельс ифода мешавад, дур партофтан лозим аст. Ман чунин даъворо дар назар дорам, ки гӯё интернационализм миллатҳоро ба коми худ фурӯ бурда, онҳоро дар «як деги пролетарӣ» меҷӯшонда бошад. Вақтҳои пеш барои баёни чунин даъвоҳо назариётчиёни мо сабаб мешуданд. Системаи авторитарию бюрократӣ мазмуни ҳақиқии интернационализмро дар амалия низ ҳамеша таҳриф карда, ба гардани ҳама худи ҳамон як қоидаю қолабҳоро бор карда, муттаҳидшавии миллатҳоро метезонд, нисбат ба халқҳои том ба беадолатӣ роҳ медод.

Ҳамин тавр буд, вале ин қадру қимати ҳамон сарвати азими наҷиберо, ки натиҷаи меҳнати бисёрсолаи ҳамаи халқҳои мост, ягон қадар кам карда наметавонад. Чунин даъвоҳо аҳамияти худи идеяи интернационалиро ҳам, ки зарурати давом додани худидораю мустақилият ва хусусиятҳои миллиро ба ҳеҷ ваҷҳ инкор намекунад, кам карда наметавонад.

Қобили ҳаёт будани ин идеяро имрӯз ҳам таҷрибаи Европа ва ҳам таҷрибаи тамоми ҷаҳон собит менамояд. Охир инсоният гарчанде ба воситаи марҳалаҳо ва бартараф намудани мамониатҳои мухталиф бошад ҳам ба сӯи торафт ривоҷ ёфтани робитаҳои иқтисодӣ, маданӣ, сиёсӣ ва соф инсонӣ мунтазам пеш меравад. Миллатҳои озод мустақил монда, дар оилаи ягонаи инсонӣ беш аз пеш муттаҳид мешаванд.

Барои он ки лоақал мувaққатан ақиб наравем ва аз инкишофи тамаддуни ҷаҳонӣ канда нашавем, бояд инро ҳамеша дар хотир дошта бошем. Чунин хавф амри воқист, дар ин бобат фактҳоро худи шумо медонед. Саъю кӯшиши пурра аз нав бар қарор кардан ва инкишоф додани дӯстии халқҳоямонро мақсади асосии насли ҷавон қарор медиҳем. Шояд ин яке аз вазифаҳои асосии навсозии комсомол ва санги маҳаки ҳақиқии он гардад, ки чунин навсозӣ то чӣ андоза муваффақиятнок амалӣ мешавад.

Аз масъалае мухтасар сухан рондан мехоҳам, ки ҳозир ҳамаи моро ба ташвиш меорад. Инҳо масъалаҳои вақтҳои наздик беҳтар намудани вазъияти иқтисодиёт, беҳтар намудани шароити ҳаёти мардум, сабук кардани аҳволи халқ, хусусан аҳволи оилаҳои каммузд, ислоҳ кардани вазъияти фурӯши молҳои истеъмолӣ, лоақал қисман барҳам додани норасоии мол мебошанд, ки муҳити ҳаёти ҷамъиятро заҳролуд карда, мардумро асабонӣ месозад. Мо вазъиятро таҳлил карда, ба хулоса омадем, ки татбиқи ислоҳоти иқтисодиро тезондан, худи соли ҷорӣ ва аввали соли оянда дар ин роҳ тадбирҳои асосие андешидан зарур аст, ки барои солҳои 1992—93 пешбинӣ шуда буданд.

Президент ва шӯрои президент ният доранд ваколатҳои сардори давлатро барои вақтҳои наздик қабул карданӣ маҷмӯи тадбирҳое истифода баранд, ки дигаргунсозии иқтисодиётро вусъат дода, қабл аз ҳама татбиқи самарабахши принципҳои нави хоҷагидориро мувофиқи қонунҳои куллии Шӯрои Олӣ таъмин кунад.

Воқеаҳоро пешгӯӣ кардан нашояд. Ҷузъиёту тафсилоти ин масъаларо баён накарда, фақат ҳаминашро мегӯям, ки рӯзи шанбе маҷлиси муштараки шӯрои президент ва Шӯрои федерация барпо шуда, дар он пешниҳодоти дахлдори Ҳукумати шӯравӣ баррасӣ мешавад. Аввал мавзӯи масъаларо муайян кардан ва баъд онро ба муҳокимаи халқ гузоштан лозим аст. Вале вазъият имкон медиҳад пешгӯӣ кунем, ки бояд қарорҳои басо душвору зарурӣ қабул шаванд ва аз рӯи кори минбаъда ризоияти миллӣ ҳосил карданамон лозим аст.

Мо бояд тарзу услубҳои бағоят масъулиятнокро муайян кунем, вале дар воситаҳои ахбори оммавӣ аз ҳозир тахмину пешгӯиҳои бисёре баён шудаанд. Баъзе журналистону органҳои матбуот натиҷаи маҷлисҳоиояндаро мунтазир нашуда, аз худи ҳозир ғавғо бардошта, даъват менамоянд, ки ба дигаргунсозиҳои куллии иқтисодӣ муқобилат кунем.

Як ҳолати тааҷҷубовар ба назар мерасад: гоҳ мебинед, ки мо рафти сусти ислоҳот, беҷуръатӣ, нимкорагиро бо хашму ғазаб танқид карда, даъват менамоем, ки суръати ислоҳот тезонда шавад, гоҳ мебинед, ки ба масъала сарфаҳм нарафта, пешниҳоди тезондани ислоҳотро мулоҳиза накарда, фиғон бардошта мегӯем, ки «Хобатонро ба об гӯед!»

Ҳамаи ин воқеияти ҳаёти мо, воқеияти рафти бозсозист. Шумо дар ин масъалаҳо ба андозае, ки ба синни комсомолӣ, яъне ба синни серғайратӣ имконпазир бошад, бояд мулоҳизакор бошед. Ҳозир замон таврест, ки ҷавонон бояд «бригадаи зарбдори» иҷрои нақшаҳои қатъияти ислоҳоти иқтисодӣ бошанд. Агар ба сусткорӣ роҳ диҳем, вазъияти мамлакат шиддатнок мешавад, мо бояд мақсадро муайян карда, бо ин роҳ қатъӣ пеш равем.

Албатта ҷавонон мақсадҳои ҳаёт ва талаботу эҳтиёҷоти худро доранд. Масъалаҳои ҷавонон ҳозир якбора ба рӯ зада, тамоми мураккабиҳои он зоҳир шуд. Ба ин масъалаҳо аҳли ҷамъият эътибори калон медиҳад. Маҳз ба туфайли бозсозӣ зарурати ҳалли амалии масъалаҳои ҷиддии насли ҷавон дарк шуд. Қабл аз ҳама сиёсати томи давлатии нисбат ба ҷавононро муайян ва ба ҳаёт татбиқ кардан зарур аст. Мо ҳанӯз дар конференцияи X1X умумииттифоқии партиявӣ ба ин қарор омада будем. Имрӯзҳо Шӯрои Олии ИҶШС масъалаҳои дар қонун собит кардани асосҳои умумии чунин сиёсатро муҳокима менамояд. Чунонки ба ман гуфтанд, лоиҳаи чунин қонун дина дар қироати якум қабул шудааст.

Дар рафти муҳокима дар бораи салоҳияти қонунҳои махсуси оид ба ҷавонон ақидаҳои мухталиф, аз ҷумла ақидаҳои шубҳанок баён мешаванд. Дар ҳақиқат ҳам тамоми масъаларо фақат аз муайян кардани концепцияи навбатӣ, аз қабули қарор ё аз мулоҳизаронӣ дар бораи ҷудо кардани миллиардҳо сӯми афсонавӣ иборат кунондан нафъе надорад. Ба фикри ман ҷиҳати асосӣ ҳамин аст, ки тамоми ҷамъият ба ғаму ташвиши ҷавонон бештар эътибор дода, иштироки баробарҳуқуқи онҳо дар процессҳои умумисиёсӣ ва иҷтимоӣ таъмин гардад. Мо ҳамаи инро надоштем, зиёда аз ин, мо имрӯз гуфта метавонем: ҷавонон аз моликият, аз истеҳсолот, аз ҳокимият ва ба андозае аз маданият ҳам назар ба табақаҳои дигари ҷамъият дуртар мондаанд. Чунин ҳолатро бартараф кардан осон нест.

Дар масъалаҳои иқтисодию ҳуқуқ барои ба назар гирифтани манфиати ҷавонон, дар шароити тағйир ёфтани муносибатҳои иқтисодӣ муҳофизат кардани ҳуқуқҳои меҳнатии ҷавонон муҳайё кардани шароит муҳим аст. Давлат ва ҷамъият ба ҷавонон пеш аз ҳама дар ибтидои ҳаёт дасти ёрӣ дароз кунанд. Вале мақоми инсон дар ҷамъият на аз рӯи синну сол, балки аз рӯи лаёқату қобилият, аз рӯи савияи маълумоту ихтисос, аз рӯи муносибат ба кор муайян шавад. Ин набояд ягон имтиёз бошад.

Дар масъалаҳои сиёсӣ дар ҳаёти ҷамъият ҳамаҷониба иштирок доштани ҷавонон бояд меъёр гардад. Вале бояд гуфт, ки қонунҳои хубтарин, демократия, ошкорбаёнӣ ҳам ҳанӯз гарави он нест, ки мақсад ҳосил мешуда бошад. Ҳалли бисёр масъалаҳо ба мавқеъ ва фаъолияти шумо вобаста мебошад. Зимни таҳлили маъракаҳои гузаштаи интихобот бояд иқрор шуд, ки аз ин маъракаҳо на шумо ба умедатон расидед ва на мо. Ин далели камбудиҳои фаъолияти партия нисбат ба насли ҷавон, далели сустию беҳавсалагии қисми муайяни худи ҷавонон ҳам мебошад. Ҳанӯз баъзеҳо аз митингбозӣ дур нашудаанд. Онҳо митингбозиро ёд гирифтаанд, вале санъати дар процесси сиёсӣ иштирок доштанро ҳанӯз ёд нагирифтаанд. Барои партия ва ҷамъият дар останаи фаъолияти сиёсӣ нигоҳ доштани ҷавонон раво нест. Ин барои мамлакат мусибат мешавад ва мо медонем, ки дар марҳалаҳои муайян ин кор чӣ тавр мешуд ва оқибаташ чӣ хел шуда буд. Оқибати ҳамаи ин тавре шуд, ки ҳамаи зинаҳои ҳокимияту аппарат пиру камғайрат ва кӯҳнапараст шуда, ба пешрафти ҷамъият зарар меовард.

Татбиқи ҳуқуқ ва озодиҳои ҷавонон ба вазифаҳои гражданийи худро поквиҷдонона иҷро кардани писарону духтарон зич алоқаманд мебошад. Чунин аст робитаи диалектикӣ ва эҷодкорони ҳақиқатан бошуури процесси инқилобии навсозии мамлакат дар ҳаракати ҷавонон фақат бо ҳамин роҳ ташаккул ёфта метавонанд.

Аз ҷиҳати иҷтимоӣ тамоми муҳити ҷамъият, сиёсати давлатӣ бояд ба ривоҷи истеъдоди эҷодии насли наврас, ба қуввату вусъат ёфтани он мусоидат кунад. Ин ҳолат ба соҳаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ба системаи маорифи халқ, илм ва маданият ҳам ба ҳамин андоза дахл дорад. Маблағе, ки барои маориф ва маданият сарф мешавад, дар оянда аз ҳама бештар самара мебахшад. Мардуми мо инро мефаҳмад, вале ин фаҳмиш дар қарорҳои мушаххас ҳанӯз ифода наёфтааст. Дар роҳи муҳаё кардани шароите фақат қадамҳои аввалин гузошта шудаанд, то ки писарону духтарони камолёфтаи мамлакат ба ҳаёт қадам гузоранд. Дар ин соҳа масъалаҳои бисёре, аз ҷумла масъалаҳои молиявӣ ҳам ҳастанд. Ҳамаи ин мавзӯи ташвишу ғамхории давлат ва дар баробари ҳамин мавзӯи ташвишу ғамхории комсомол ҳам мебошад.

Рафиқони азиз, ҳар насли нав ба тарзи худ ба ҳаёт қадам мегузорад. Хусусияти роҳи шумо ҳам беҳамто аст, қабл аз ҳама бинобар он беҳамтост, ки шумо дар замони махсус умр ба сар мебаред. Солҳои ҷавонии шумо ба бозсозӣ рост омаданд. Ҷиҳатҳои нави ин раванди таърихӣ тафаккури навро талаб карда, маҳдудияти ақидаро рад менамояд, қолабҳои кӯҳнаро хароб мекунад, ролу мақоми донишу хушахлоқиро боло мебардорад. Шумо, ҷавонон бисёре аз масъалаҳоеро бояд фаҳмед ва барои худ ва барои тамоми ҷамъият кашф намоед, ки таҷрибаи пештара ва донишҳои кӯҳна ба онҳо ҷавоби мусбат намедиҳанд.

Эътимоди қавӣ дорам, ки процессҳои нави ҷамъият объективан ба зарурати дигаргуниҳои куллӣ нигаронда шудаанд. Ин процессҳо дар ниҳояти кор ба ҷавонон, ба орзую умед ва нақшаҳои ҳаётии онҳо нигаронда шудаанд. Биёед бо ин роҳ ҳамроҳ пеш рафта, вазифаҳои душвореро, ки замон дар назди мо гузоштааст, иҷро кунем.

* * *

*М. С. Горбачёв ба саволҳои сершумори вакилони анҷуман ҷавоб дод. Саволу ҷавоб чоп хоҳад шуд.*

# Қонуни

Иттиҳоди...

корӣ дар асоси қонун ҷавоб-

ҳои ҳарбӣ ва Қонуни Итти-

ҳил шудан ба кор мадад кар-

зар дорам.

Хуллас, аз як низом баромадему ҳанӯз ба низоми дигар дохил нашудаем, ҳоло аслан дар ҳамаи соҳаҳои фаъолияти ҷамъиятӣ ҳамин ҳолати гузариш вуҷуд дорад. Ин ба ҳизб низ дахл дорад, ки роли муҳаррики асосии раванди бозсозиро ҳамоно иҷро мекунад ва дар айни замон бояд худаш фаъолияташро қатъиян тағйир диҳад, вагарна ба он хавфи дур шудан аз мавқеи пешоҳангӣ

бан мусбати мо, чунонки ҳо-ло эътирофи умум шудааст, тамоман дигар мебуд.

Ин ҳамчунин маънои фаромӯш кардани хотираи наслҳои калонсоли одамони шӯравиро медошт, ки дар шароити вазнинтарин баҳри индустриконии мамлакат, офаридани илму техникаи муосир мубориза мебурданд, тамоми душвориҳои ҷангро ба дӯш гирифта, ғалаба карданд ва ба халқҳои Аврупо

сомолӣ изофаи ҳизб дониста шуда, дар ҳалли бисёр масъалаҳо аз мустақилияти воқеӣ маҳрум буданд. Ҳамаи ин бояд барҳам хӯрад ва аз бисёр ҷиҳат бартараф шудааст. Вале бо вуҷуди ҳамин муайян кардани мақсаду мароми идеявию сиёсии анҷуман аҳамияти тараф калон пайдо мекунад, рафиқон. Иҷозат диҳед изҳори бовар намоям, ки комсомол ба ва-

вад. Ин эҳсосотест, ки ҳамаро мехушконаду ба чашми мардум хок мепошад. Бинобар ин хеле зарур аст, ки дар сурати рӯй додани ҳар навъи тағйироти ташкилии комсомол, дар ҳар тарзи ҳалли сохти оянда ва барномаи вай принципи интернационализм чун шарти мавҷудияти ин ташкилот ва чун шарти боқӣ мондани давлати сермиллати мо давом до-

беҳтар намудани шароити ҳаёти мардум, сабук кардани аҳволи халқ, хусусан аҳволи оилаҳои каммузд, ислоҳ кардани вазъияти фурӯши молҳои истеъмолӣ, лоақал қисман барҳам додани норасоии мол мебошанд, ки муҳити ҳаёти ҷамъиятро заҳролуд карда, мардумро асабонӣ месозад. Мо вазъиятро таҳлил карда, ба хулоса омадем, ки татбиқи ислоҳоти иқтисоди-

ноқ шиддатнок мешавад, мо бояд мақсадро муайян карда, бо ин роҳ қатъӣ пеш равем.

Албатта ҷавонон мақсадҳои ҳаёт ва талаботу эҳтиёҷоти худро доранд. Масъалаҳои ҷавонон ҳозир яку якбора ба рӯ зада, тамоми мураккабиҳои он зоҳир шуд. Ба ин масъалаҳо аҳли ҷамъият эътибори калон медиҳад. Маҳз ба туфайли бозсозӣ зарурати ҳалли амалии масъ-

ки аз ин маъракаҳо на шумо ба умедатон расидед ва на мо. Ин далели камбудиҳои фаъолияти партия нисбат ба насли ҷавон, далели сустию беҳавсалагии қисми муайяни худи ҷавонон ҳам мебошад. Ҳанӯз баъзеҳо аз митингбозӣ дур нашудаанд. Онҳо митингбозиро ёд гирифтаанд, вале санъати дар процесси сиёсӣ иштирок доштанро ҳанӯз ёд нагирифтаанд. Барои партия ва ҷамъият дар ос-

шудаанд. Ин процессҳо дар ниҳояти кор ба ҷавонон, ба орзую умед ва нақшаҳои ҳаётии онҳо нигаронда шудаанд. Биёед бо ин роҳ ҳамроҳ пеш рафта, вазифаҳои душвореро, ки замон дар назди мо гузоштааст, иҷро кунем.

* * *

М. С. Горбачёв ба саволҳои сершумори вакилони анҷуман ҷавоб дод. Саволу ҷавоб чоп хоҳад шуд.

# Қонуни

## Иттиҳоди Ҷамоҳири Шӯравии Сусиёлистӣ

# Дар бораи тартиби қонунии вазъи фавқулодда

**Моддаи 1.** Вазъи фавқулодда тадбири муваққатӣ буда, дар асоси Қонуни Асосии ИҶШС ва ҳамин Қонун барои таъмини бехатарии гражданинҳои ИҶШС ҳангоми офатҳои табиӣ, садама ва ё фалокатҳои калон, эпидемияҳо, эпизоотияҳо, ҳамчунин ҳангоми бетартибиҳои оммавӣ эълон мешавад.

Мақсад аз эълони вазъи фавқулодда зудтар ба эътидол овардани вазъият, барқарор намудани қонуният ва тартиби қонунист.

**Моддаи 2.** Вазъи фавқулоддаро дар қаламрави ҷумҳурии иттиҳод, худмухтор ва ё дар ҷойҳои алоҳидае, ки ба ҳайати як ҷумҳурӣ дохиланд, Шӯрои Олии ҷумҳурии дахлдори иттиҳод, худмухтор эълон карда, аз ин хусус ба Шӯрои Олии ИҶШС, Президенти ИҶШС, ҳамчунин Шӯрои Олии ҷумҳурии дахлдори иттиҳод хабар медиҳад.

Президенти ИҶШС ба манзури таъмини бехатарии гражданинҳои ИҶШС аз эълон шудани вазъи фавқулодда дар ҷойҳои алоҳида огоҳ намуда, дар мавриди зарурат онро бо хоҳиш ва ё ризоияти Президиуми Шӯрои Олӣ ва ё мақомоти олии ҳокимияти давлатии ҷумҳурии дахлдори иттиҳод ҷорӣ мекунад. Дар сурати мавҷуд набудани чунин ризоият вазъи фавқулодда ҷорӣ намуда, қарори қабулшударо фавран ба тасдиқи Шӯрои Олии ИҶШС мегузорад. Қарори Шӯрои Олии ИҶШС аз рӯи масъалаи мазкур бо аксарияти аз се на камтар ду ҳиссаи шумораи умумии аъзоёни он қабул мешавад.

Шӯрои Олии ИҶШС дар тамоми мамлакат вазъи фавқулодда ҷорӣ мекунад.

**Моддаи 3.** Ҳангоми ҷорӣ намудани вазъи фавқулодда сабабҳои қабули чунин қарор, мӯҳлат ва ҳудудҳои ма[...] зии эътибори он муайян карда мешаванд.

Шӯрои Олии ИҶШС, Президенти ИҶШС, Шӯрои Олии ҷумҳурии иттиҳод, худмухтор, ки вазъияти фавқулодда эълон кардаанд, ҳуқуқ доранд, ки онро пеш аз анҷоми мӯҳлати муайяншуда бекор кунанд.

Шӯрои Олии ИҶШС, Президенти ИҶШС ва ё Шӯрои Олии ҷумҳурии иттиҳод, худмухтор, агар вазъияти сабабгори эълон шудани он рафъ нашуда бошад ва агар қонун тартиби дароз карданы онро муайян накарда бошад, метавонанд вазъи фавқулоддаро дароз кунанд.

Қарори ҷорӣ намудан, дароз ва ё бекор кардани вазъи фавқулодда, агар тартиби дигаре ба таври махсус таъкид нашуда бошад, аз даврам қабулаш эътибор пайдо карда, фавран ба маълумоти мардум расонда мешавад.

**Моддаи 4.** Мақомоти ҳокимият ва идораи давлатӣ дар шароити вазъи фавқулодда вобаста ба вазъияти мушаххас метавонанд чораҳои зеринро ба кор баранд:

1) ҳифзи тартиботи ҷамъиятӣ ва объектҳое, ки фаъолияти аҳолӣ ва хоҷагии халқро таъмин менамоянд пурзӯр кунанд;

2) гражданинҳоро аз ноҳияҳои барои истиқомат хатарнок муваққатан кӯчонда, онҳоро бо манзили доимӣ ва муваққатӣ ҳатман таъмин намоянд;

3) тартиби махсуси омаду рафти гражданинҳоро ҷорӣ кунанд;

4) ба гражданинҳои алоҳида дар мӯҳлати муайяншуда тарки маҳалли муайян, хонаи (бинои) худ манъ кунанд; вайронкунандагони тартиботи ҷамъиятиро, ки сокинони маҳалли номбурда нестанд, бо хароҷоти худи онҳо ба [ҷ]ои истиқомати доимиашон ва ё берун аз маҳалли эълоншудаи вазъи фавқулодда берун кунанд;

5) аз гражданинҳо аслиҳаи оташфишон ва сард ва лавозимоти ҳарбӣ, аз корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо — ҳамчунин техникаи таълимии ҳарбӣ, маводи тарканда ва радиоактив, моддаҳои сахттаъсиркунандаи кимиёвӣ ва заҳрдорро муваққатан мусодира намоянд;

6) гузаронданн маҷлисҳо, митингҳо, намоишҳо, ҳамчунин кори муассисаҳои тамошо, варзишгоҳҳо ва тадбирҳои оммавиро манъ намоянд;

7) ба планҳои корхонаю ташкилотҳои истеҳсолу интиқоли маҳсулот тағйирот даровварда, тартиби махсуси кори корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳоро муайян кунанд, ҳамчунин масъалаҳои дигари фаъолияти хоҷагии онҳоро ҳал намоянд;

8) роҳбарони корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳоро ба кор таъин намоянд ва аз вазифаашон озод кунанд. Бо хоҳиши худ аз кор ҷавоб шудани коргарону хизматчиёнро, ғайр аз ҳодисаҳои бо сабабҳои узрнок хориҷ шуданро манъ кунанд;

9) ресурсҳои корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳоро барои пешгирӣ ва рафъи оқибати вазъияти фавқулодда истифода баранд;

10) гузаронданн корпартоиҳоро манъ намоянд;

11) гражданинҳои қобили меҳнатро барои кор дар корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо, ҳамчунин барои кор рафъи оқибати вазъи фавқулодда ҷалб намуда, бехатарии меҳнатро таъмин кунанд;

12) фурӯши аслиҳа, моддаҳои сахттаъсирӣ, кимиёвӣ ва заҳрнок, ҳамчунин машрубот ва моддаҳои спиртдорро маҳдуд ва ё манъ намоянд;

13) карантин ҷорӣ намуда, чораҳои дигари ҳатмии санитарӣ ва зидди бемориҳои эпидемӣ бинанд;

14) истифодаи техникаи нусхабардор, ҳамчунин дастгоҳҳои радио ва телевизион, техникаи аудио ва сабти тасвиротро маҳдуд ва ё манъ кунанд; воситаҳои техникии сабти овозро мусодира намоянд; воситаҳои ахбори оммавиро таҳти назорат гиранд;

15) қоидаҳои махсуси истифодаи алоқаро ҷорӣ кунанд;

16) ҳаракати воситаҳои нақлиётро маҳдуд ва онҳоро тафтиш кунанд;

17) вақти комендантӣ ҷорӣ кунанд;

18) фаъолияти ҳизбҳои сиёсӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳаракатҳои оммавӣ, иттиҳодияҳои мустақили гражданинҳоро, ки монеаи ба эътидол омадани вазъият мешаванд, қатъ намоянд;

19) ташкилу фаъолияти дастаҳои мусаллаҳи гражданинҳоро, ки қонуни Иттиҳоди ҶШС пешбинӣ накардааст, манъ намоянд;

20) дар ҷойҳои таҷаммӯи гражданинҳо ҳуҷҷатҳоро тафтиш намуда, дар сурати мавҷуд будани маълумоти аслиҳа доштани гражданинҳо тафтиши инфиродӣ гузаронда, чизу чора ва воситаҳои нақлиётро тафтиш кунанд.

**Моддаи 5.** Мақомоти олии ҳокимияти давлатӣ ва раёсати Иттиҳоди ҶШС ва ё ҷумҳурии дахлдори иттиҳод, худмухтор ҳақ дорад, ки ҳар қарори мақомоти поёнии маҳалҳоро, ки дар он ҷо вазъи фавқулодда эълон шудааст, бекор кунад.

Барои танзими пешгирӣ ва рафъи оқибати вазъи фавқулодда Шӯрои Вазирони ИҶШС ва шӯроҳои вазирони ҷумҳуриҳои иттиҳод ва худмухтор, шӯроҳои кишварию вилоятии депутатҳои халқ ва ё кумитаҳои иҷроияи онҳо метавонанд, мақомоти махсуси муваққатӣ ташкил намоянд.

**Моддаи 6.** Дар даврам вазъи фавқулодда роҳбарони корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо ҳақ доранд, дар мавриди зарурӣ коргарону хизматчиёнро бидуни ризоияти онҳо ба коре гузаронанд, ки шартномаи кор пешбинӣ накардааст.

Принсипи интихобӣ будани роҳбарони корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо дар даврам номбурда корбаст намешавад.

**Моддаи 7.** Ба гражданинҳо ҳангоми вақти комендантӣ бидуни иҷозатномаю ҳуҷҷатҳои махсуси тасдиқкунандаи шахсияташон дар кӯчаҳо, ҷойҳои дигари ҷамъиятӣ гаштугузор кардан ва ё бидуни ҳуҷҷатҳои тасдиқкунандаи шахсияташон берун шудан аз манзилашон манъ аст.

Шахсонеро, ки тартиби пешбиникардаи қисми якуми ҳамин моддаро вайрон менамоянд, милиса ва ё посбонони низомӣ пеш аз хатми вақти комендантӣ дастгир мекунанд ва онҳое, ки бо худ ҳуҷҷат надоранд, то муайян шудани шахсияташон, вале на бештар аз се шабонарӯз дастгир мешаванд; дастгиршудагон шахсан ва ё чизу чораашон тафтиш карда мешавад.

**Моддаи 8.** Барои вайрон кардани талабҳои пунктҳои 3, 4, 6, 10, 12—16 моддаи 4 ҳамчунин талабҳои пешбиникардаи қисми якуми моддаи 7 ҳамин қонун дар шакли гирифтани ҷарима то як ҳазор сӯм ва ё ҳабс ба мӯҳлати то понздаҳ шабонарӯз ҷазои маъмурӣ дода мешавад, ба шарте, ки чунин вайронкорӣ дар асоси қонун ҷавобгарии ҷиноиро пешбинӣ накунанд.

**Моддаи 9.** Барои паҳн кардани овозаҳои иғвогарона, кирдоре, ки вайрон кардани тартиботро иғво меандозад ва ё ҷанҷолҳои миллиро бармеангезад, мамонияти фаъолона ба ҳуқуқу вазифаҳои қонунияшонро ба ҷо овардани гражданинҳо ва мансабдорон, чун қасдан итоат накардан ба дастуру талаби қонунии кормуни мақомоти корҳои дохилӣ, хизматчии ҳарбӣ, дружиначии халқӣ ва ё шахсони дигаре, ки вазифаи худ ва ё вазифаи ҷамъиятиро оиди ҳифзи тартиботи ҷамъиятӣ ба ҷо меоранд, ва ё ҳамин хел кирдорҳои дигаре, ки тартиботи ҷамъиятӣ ва оромии гражданинҳоро вайрон мекунанд ва ё вайрон кардани қоидаҳои назорати маъмурӣ дар маҳалҳои эълоншудаи вазъи фавқулодда ба ҳаҷми то як ҳазор сӯм ҷарима ситонда ва ё ба мӯҳлати то сӣ шабонарӯз ба ҳабси маъмурӣ гирифта мешавад.

Протоколҳоро аз рӯи делоҳои вайронкориҳои номбурда намояндагони коркунони мақомоти корҳои дохилӣ ва ё комендатураи маҳалли алоҳида тартиб медиҳанд.

Делоҳо дар мавриди вайронкориҳо, ки дар моддаҳои 8 ва 9 ҳамин Қонун пешбинӣ шудаанд, шахсан аз тарафи судияи халқӣ, ва ё сардори мақомоти корҳои дохилӣ, ё худ ҷонишинони ӯ ва ё коменданти маҳалли алоҳида дар давоми се шабонарӯз баррасӣ мешаванд.

**Моддаи 10.** Роҳбарияти корпартоии манъшуда дар шароити вазъи фавқулодда, ҳамчунин мамониа ба кори корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо ба ҷавобгарии ҷиноӣ кашида ва то даҳ ҳазор сӯм ситондани ҷарима ва ё иҷрои корҳои ислоҳӣ ба муддати то ду сол ва ё ба мӯҳлати то се сол маҳрум сохтан аз озодӣ ҷазо дода мешавад.

**Моддаи 11.** Дар мавридҳои алоҳида бо Қарори Шӯрои Олии ИҶШС ва ё Президенти ИҶШС барои рафъи оқибати вазъи фавқулодда, ҳифзи тартиботи ҷамъиятӣ ва таъмини бехатарии гражданинҳо дар баробари қӯшунҳои дохилии Вазорати корҳои дохилии ИҶШС метавон қисмҳои ҳарбии Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС ва Кумитаи бехатарии давлатии ИҶШС-ро ҷалб намуд. Ин қисмҳо дар асоси оинномаҳои ҳарбӣ ва Қонуни Иттиҳоди ҶШС дар бораи вазифаю ҳуқуқҳои қӯшунҳои дохилии Вазорати корҳои дохилии ИҶШС амал мекунанд.

**Моддаи 12.** Барои танзими амалиёт ва роҳбарӣ ба қисмҳои ҳарбие, ки барои рафъи оқибати вазъи фавқулодда ҷалб мешаванд, ҳамчунин барои ташкили ҳамкорӣ бо мақомоти корҳои дохилӣ ва бехатарии давлатӣ бо супориши Шӯрои Олии ИҶШС ва ё Президенти ИҶШС вазири корҳои дохилии ИҶШС, вазири мудофиаи ИҶШС, раиси Кумитаи бехатарии давлатии ИҶШС метавонад штаби муштараки оперативӣ ташкил ва коменданти маҳали (ноҳияи) дахлдорро таъйин кунад.

Комендант фармонҳо мебарорад, ки масъалаҳои нигоҳ доштани тартиби вазъияти фавқулоддаро дар асоси ҳамин қонун танзим мекунанд.

**Моддаи 13.** Ҳангоми эълон шудани вазъи фавқулодда вазири мудофиаи ИҶШС метавонад дар асоси Қарори Шӯрои Вазирони ИҶШС хизматчиёни ҳарбӣ — мутахассисонеро, ки барои рафъи оқибати офати табиӣ, тасодум ва ё фалокатҳои калон, эпидемияҳо, эпизоотияҳо заруранд, мӯҳлати то ду моҳ даъват намояд.

**Моддаи 14.** Ба суди Олии ИҶШС ҳуқуқ дода мешавад, ки дар шароити вазъияти фавқулодда делоҳои гражданию ҷиноиро, ки қонуни маҳкамаи марзӣ муайян кардааст, тағйир диҳад.

**Моддаи 15.** Ба гражданинҳое, ки ҳангоми вазъи фавқулодда ё бинобар иҷрои кор манзури пешгирӣ ва ё рафъи он зарар дидаанд, аз тарафи мақомоти дахлдори давлатӣ, ҳамчунин корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо манзил дода, қусури зарари моддиашон бароварда, барои дохил шудан ба кор мадад карда ва ёрии дигари зарурӣ расонда мешавад.

Шарту тартиби додани манзил, додани зарар ва расондани ёрии дигари зарурӣро Шӯрои Вазирони ИҶШС ва шӯроҳои вазирони ҷумҳуриҳои иттиҳод муайян мекунанд.

**Моддаи 16.** Агар мақомоти ҳокимият ва идораи давлатӣ дар ҷойҳои эълоншудаи вазъи фавқулодда иҷрои кофии вазифаҳояшонро таъмин накунанд, президенти ИҶШС метавонад дар баробари риояи соҳибихтиёрӣ ва тамомияти марзии ҷумҳурии иттиҳод роҳбарии муввақатии президентиро ҷорӣ кунад.

Дар баробари ин ваколатҳои мақомоти дахлдори ҳокимият ва идораи давлатӣ қатъ намуда, иҷрои вазифаҳои онҳо ба дӯши мақомоти аз тарафи Президенти ИҶШС таъсисёбанда ва ё мансабдори таъинкардаи ӯ гузошта мешавад, ки ҳуқуқ доранд:

Дар асоси моддаи 4 ҳамин қонун чораҳо бинанд;

ваколатҳои шӯроҳои маҳаллии депутатҳои халқро қатъ намоянд ва вазифаҳои онҳоро муваққатан иҷро кунанд;

аз рӯи масъалаҳои сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ ва иҷтимоию маданӣ ба мақомоти олии ҳокимият ва идораи давлатии Иттиҳоди ҶШС, ҷумҳурии дахлдори иттиҳод ва худмухтор тавсияҳо диҳанд;

Ҳар корхона, муассиса ва ташкилоти воқеи маҳали дахлдорро тобеи тартибе гардонанд, ки Шӯрои Вазирони ИҶШС муайян менамоянд.

**Моддаи 17.** Вазорати корҳои хориҷии ИҶШС аз эълон шудани вазъи фавқулодда, дароз ва бекор кардани он ба Котиби Генералии Созмони милали муттаҳид фавран хабар медиҳад.

**Президенти Иттиҳоди Ҷамоҳири Шӯравии Сусиёлистӣ**
**М. ГОРБАЧЁВ.**

Москва, Кремль.
3 апрели соли 1990.

## Қарори Шӯрои Олии ИҶШС

**ДАР БОРАИ ҶОРӢ КАРДАНИ ҚОНУНИ ИҶШС «ДАР БОРАИ ТАРТИБИ ҚОНУНИИ ВАЗЪИ ФАВҚУЛОДДА»**

**Шӯрои Олии ИҶШС қарор мекунад:**

**Қонуни ИҶШС «Дар бораи тартиби қонунии вазъи фавқулодда» аз рӯзи чоп шуданаш ҷорӣ карда шавад.**

**Раиси Шӯрои Олии ИҶШС**
**А. ЛУКЬЯНОВ.**

Москва, Кремль.
3 апрели соли 1990.

# Гар ба қадри меҳнат расанд...

**Соли сипаригаштаро барои чорводорони колхози ба номи Шаталов бобарор метавон номид. Онҳо баъди ду соли нокомиҳо тавонистанд аз рӯи намудҳои асосии маҳсулот иҷрои супоришҳоро бо сарбаландӣ таъмин намоянд.**

**Сухане чанд дар хусуси он нокомиҳо.**

Охирҳои соли 1985 дар чанде аз фермаҳои чорводории ноҳияи Кӯлоб касалӣ паҳн гашт. Ин иллати ногаҳонӣ боиси талафёбии зиёди чорвои калони шохдор гардид.

Фермаи ширии хоҷагии номбурда низ аз ҷумлаи чунин мусибатзадаҳо буд. Таъсири касалӣ аз оғози соли 1986 сар шуд ва то моҳи феврал аллакай 93 сар чорвои калон кушта дар худи хоҷагӣ ба гӯшт супурда шуд. Асосан ин даврае буд, ки барои паҳн нагаштани касалӣ дар саросари ноҳия ва берун аз он карантин эълон намуда буданд. Баъди анҷомёбии карантин то охири сол боз 204 сар чорвои дигар кушта шуд. Соли 1987 бошад, 470 сари дигарро бо касалии сил кушта ба гӯшт супурданд.

Чорводорони хоҷагӣ бо мақсади рафъи тезтари оқибатҳои касалӣ ва барқарор намудани фаъолияти ферма ҳанӯз соли 1986 тамоми чорвои касалро аз ферма берун намуда, аз вилоятҳои Горький, Смоленск ва Орҷоникидзе дар давраҳои гуногун 494 сар ғуноҷинҳои зоти шведӣ оварданд. Тӯли солҳои 1986 — 1987 асосан, давраи аз нав ташкилёбии подаи ферма буд ва пайдост, ки мушкилиҳои зиёде пеш омаданд. Мушкилии асосӣ иборат аз он буд, ки ғуноҷинҳо бояд ба шароити маҳал ҳарчи зудтар мутобиқ мегаштанд. Дар акси ҳол боз талафёбии чорво сар мезад. Хушбахтона, ин давраи муҳим хуб ба анҷом расид ва аз соли дигар истеҳсоли маҳсулот боз ба роҳ монда шуд. Табиист, ки дар чунин шароит аз ӯҳдаи иҷрои супоришҳо баромадан корест басо мушкил. Ва чунин ҳам шуд.

Вале чорводорон аз ин ҳол рӯҳафтода нашуда бо мақсади зиёд намудани саршумори чорво дар ферма бордоркунии сунъиро ба роҳ монданд. Ва солҳои 1988 — 1989 мутаносибан 304 — 331 сарӣ гӯсола гирифтанд. Бо ин васила онҳо натанҳо саршумори подаи фермаро пурра гардониданд, балки соли гузашта тавонистанд 52 сар ғуноҷину буқаро ба хоҷагиҳои вилоят бо маблағи 82 ҳазор сӯм фурӯшанд. Соли ҷорӣ мақсади ба дигар хоҷагиҳо фурӯхтани 70 сарро доранд...

Чуноне гуфтем, чорводорони хоҷагӣ аз нокомию мушкилиҳои пешомада наҳаросида бо қувваи дучанд муқобили он мубориза бурданд. Онҳо тавонистанд фермаро аз сари нав ба пой хезонанд ва комёбиҳои назаррасро ноил гарданд. Аз ҷумла, соли гузашта супориши фурӯши шир 104,6 фоиз ширдӯшӣ аз ҳар сар модагов 114,3 фоиз, наслгирӣ аз сад сар 107 фоиз, фурӯши гӯшт 126 ва вазнафзункунии миёнаи чорво 108 фоиз таъмин гардид, истеҳсол ва фурӯши шир барзиёд иҷро гардид.

Пайдост, ки гарави бадастоии комёбӣ қабл аз ҳама ташкили дурусти кор ва риояи қатъии интизоми меҳнат мебошад. Дар ин бобат дар фермаи мазкур таҷрибаи бой ҳосил гардидааст. Ҷиҳати дигари бурди чорводорони хоҷагӣ иборат аз он аст, ки аксар говдӯшу подабонҳо сулолаи коргариро ташкил медиҳанд. Онон солиёни зиёде бо ҳам кор кардаанд ва якдигарро хуб мефаҳманд. Масалан, сарподабон Акрам Қурбонов зиёда аз сӣ сол аст, ки дар ферма кор мекунад. Ҳамсари ӯ Зебо Саидова низ солиёни зиёде дар ферма кор карда, соли равон ба нафақа баромад. Ҳоло духтари онҳо Бунафша идомаи касби модар дорад ва яке аз машъалони ферма мебошад.

Маҳз натиҷаи чунин дилгармӣ ба кор аст, ки ширдӯшӣ аз ҳар сар чорво ба ҳисоби миёна ба ҷои 2700 литрӣ ба 3086 литр расонида шуд. Ин миқдор шир аз насли дуюми говҳои зотии шведӣ дӯшида шудааст, ки асосан то 3500 — 3600 литр шир медиҳанд. Дар ин муваффақият саҳми говдӯшон Зилзила Тағоева, Фаришта Асоева, Зебо Саидова, Фаришта Қурбонова ва Тобон Аюбова, ки аз ҳар модагови вобасташуда 3206 — 3354 литрӣ шир дӯшидаанд, калон аст.

Бо вуҷуди пешравӣ дар ферма камбудию норасоиҳое ҷой доранд, ки садди комёбиҳои чорводорон мегарданд. Масалан, фермаи мазкур дорои 5 оғилхона буда, барои нигоҳубини 620 сар чорвои калони шохдор пешбинӣ шудааст. Дар асл ин ҷо 865 сар чорво нигоҳ дошта мешавад, ки ин корро то андозае мушкил мегардонад. Албатта, фаҳмост, ки барои иҷрои плани ширу гӯшти ноҳия зарур аст миқдори ҳарчӣ бештари чорво парвариш ёбад. Пас барои ин мебояд, ки фермаҳо васеъ ва иқтидори онҳо афзун гардонида шаванд. Хуб мебуд агар садрнишинони кумитаи агросаноатии ноҳия ва вилояти Кӯлоб, ҷумҳурӣ, мутасаддиёни соҳаи сохтмон дар чунин вазъият ба хулосае меомаданду ақалан барои таъмиру тармим ва аз нав барқароркунии фермаи собиқи колхози ба номи Шаталов, ки шафати фермаи нав ҷойгир аст, кӯмак мекарданд. Алҳол хоҷагӣ бо ин мақсад корҳои сохтмониро оғоз намуда, вале аз сабаби нарасидани масолеҳи сохтмонӣ кор қатъ гардид.

Ва боз. Дар дохили ферма барои бо хӯроки хубтар таъмин будани чорво аз соли 1986 инҷониб цехи хӯроктайёркунӣ месозанд. Аммо ҳеҷ не, ки сохтмони он ба охир бирасад. Тавре ки сарзоотехники ферма И. Ҳабибуллоев ва мудир М. Гадоев шаҳодат доданд, ин саҳлангории роҳбарони «Сельхозтехника»-и ноҳия аст, ки на ҳама қисмҳои онро пурра овардаанд. Хоҷагӣ бошад арзиши сметавии онро аз ҳисоби маблағи сохтмони асосӣ аллакай додааст.

Мутаассифона, дар бобати истироҳату фароғати чорводорон бемасъулиятию беэътиноӣ ҳис мешавад. Ягона чизе, ки барои чорводорон муҳайёст ин хонаи истироҳатӣ мебошад. Чорводорон бошанд ба он чандон эҳтиёҷ надоранд. Зеро аз сабаби наздикии хонаҳояшон вақти холии хешро назди фарзандону хонагиҳояшон мегузаронанд. Гилаи онон аз он аст, ки тамоман фаромӯшашон кардаанд ва касеро парвое нест, ки чӣ эҳтиёҷоти рӯзгор доранду онро чӣ сон дастрас месозанд? Гап дар он аст, ки аз оғози давраи зимистонгузаронӣ инҷониб, яъне аз моҳи октябрь мағозаи сайёр як маротиба меҳмонашон гаштааст ва он ҳам ҳамагӣ шуда 12 халта орду дусад дона собун овардааст. Пас чорводоре, ки муддати нӯҳ моҳи зимистонгузаронӣ ба кори ферма банд аст, молҳои мавриди истеъмол ва зарурии рӯзгорашро кай ва аз куҷо дастрас намояд? Шояд ба ин савол роҳбарони идораи савдои ноҳия ҷавоби амиқ диҳанд?

Аз чӣ бошад, санъаткорон низ тӯли соли сипаригашта ҳамагӣ як маротиба меҳмони чорводорон гаштанду бо ҳамин роҳи фермаро фаромӯш карданд.

Солҳои пешин дар қатори правлениям хоҷагӣ роҳбарони кумитаи агросаноатии ноҳия низ чорводорони пешқадамро бо тӯҳфаю инъомҳои хотиравӣ қадр мекарданд. Чӣ шуда, ки алҳол чунин анъанаи неку самаровар аз байн рафта? Хайрият, ки роҳбарони хоҷагӣ ба ин иқдомот хотима надодаанд...

**Бурҳон САФАРӢ.**

# Оё дузд аз сояаш метарсад?

Оё шумо ба мақоли «дузд аз сояаш метарсад» бовар мекунед? Барои ба ин савол ҷавоб гирифтан бо чандин касон ҳамсӯҳбат шудам. Ҷавобҳо гуногун буданд.

Яке мегуфт:

— Дуздони охири асри XX аз сояашон он тараф истад, ҳатто аз худо наметарсанд. Инсофу диёнат надоранд.

Дигаре илова мекард:

— Агар дузд инсоф, виҷдон, одаму одамгарӣ ва дар охир шарму ҳаё медошт, ҳеҷ гоҳ дуздӣ намекард.

— Дуздҳои имрӯза аз бало ҳам наметарсанд. Рӯирост, дар рӯзи равшан аз кисаат пулатро мегиранду ҳарфе гӯй, ба болои ин муштборонат мекунанд...

Бале, имрӯзҳо шумораи дуздон, онҳое, ки молу мулки мардумро ғорат мекунанд, кисабурӣ мекунанд, зиёд шудааст. Инро аз мушоҳидаҳо, гапу калочаи мардум, навиштаҳои матбуот, гуфторҳои радио ва намоишҳои телевизион мефаҳмӣ, мехонӣ, гӯш мекунӣ ва мебинӣ. Ба фикри ман барои инсон аз дуздӣ барин кори пасту нанговар чизи дигаре шуда наметавонад. Ба молу чизи касе ҳасуд хӯрдан, аз меҳнати дигарон роҳат бурдан сифатҳои хуби инсонӣ нест.

Дар бораи дуздони кисабур ва умуман дуздони молу мулки шаҳрвандон ҳоҷати гапи бисёр нест. Зеро бисёрҳо гуфтаем. Аммо дар шаҳру ноҳияҳои ҷумҳурӣ, махсусан дар пойтахти ҷумҳурӣ, шаҳри Душанбе сафи инҳо зиёд шудааст.

Борҳо арзу доди мӯйсафедон, падарону хоҳарон ва ҷавононро аз ин хусус фаҳмидаем. Ҳар нафари мо дар троллейбусу автобус борҳо рафтори ношоямашонро дидаем. Аммо ҳарфе назадаем. Аз рӯи мақоли туро газад маро чӣ ғам амал намудаем.

Дар бораи дуздон, дуздӣ зарбулмасалу мақоли зиёде ҳаст. Чаро мо маҳз ин мақоли халқиро истифода кардем?

Рӯзи якшанбе аз деҳа ба шаҳр омадам. Зеро мӯҳлати рухсатиам анҷом ёфту рӯзи душанбе рӯзи корӣ буд. Бегоҳирӯзӣ, тахминан соатҳои 6.30 дар истгоҳи Қарияи Боло ташвишу изтироб, парешонҳолии ду нафар духтарро дида, ба наздашон омадам. Фикр мекардам, ки шояд онҳо бори аввал ба Душанбе омадаанду барои ба кӯчое рафтан сарсонанд. Баъди саломуалек ва шиносоӣ маълум шуд, ки сумкаашонро касе дуздидааст.

Гулрухсор Неъматова, донишҷӯи факултети таърихи ДДТ ба номи В. И. Ленин, сокини ноҳияи Ҳисор воқеаро чунин шарҳ дод:

— Сумкаамро пеши дугонаам монда ба дӯкони газетафурӯшӣ рафтам. Миёни як дақиқа сумкаамро бардошта рафтаанд. Пулаш-ку ҳеҷ гап не, чизи муҳимаш кори курсӣ, билети донишҷӯиам ва билети аъзогии китобхонаи Фирдавсист. Баъди чанд рӯз кори курсиро супориданам лозим буд. Афсӯс... Ба меҳнатам дилам месӯзад. Калиди квартираам ҳам ҳеҷ гап не...

Духтарак бо дидагони ашкнок таъкид мекард:

— Боз дар газета нанависед. Аздусар онҳоро ёфта наметавонам. Фикр мекунед, ки дузд чизи гирифтаашро бармегардонад.

Духтаракро дил додаму гуселонидам ва роҳи хонаро пеш гирифтам. Илоҷи дигаре ҳам набуд, зеро ман баъди рух додани воқеа ҳозир шудам.

Дар охир ҳаминро гуфтаниам, ки дузд аз сояаш метарсад. Ба шарте кормандони тартиботи ҷамъиятӣ аз болои онҳо назоратро мустаҳкамтар кунанд. Ба ин шумо чӣ мегӯед?

**Абдуқаҳҳори МАҲМАДАЛӢ,**
**мухбири «Ҷавонони Тоҷикистон».**

Аз почтаи «Ниёгон»

# Асрори тангаҳои Бухорхудо

Дар наздикии деҳаи Суҷинаи райони Панҷакент харобаҳои шаҳри қадим мавҷуданд. Мардум ин мавзеъро Санҷаршоҳ меноманд. Ин ном аз насл ба насл гузашта то рӯзҳои мо омада расидааст ва ёдест аз таърихи куҳан. Дар гирду атрофи ин ҷой сафолпораҳои қадима зиёданд, гоҳ-гоҳ ашёҳои қадимаи дигар низ пайдо мешаванд. Бо амри тасодуф баҳорон яке аз сокинони Суҷина дар ҳини молчаронӣ дар Санҷаршоҳ дафинаи пулҳои нуқрагини қадимаро ёфт. Дар рӯи сиккаҳо мусавара ва навиштаҳои ношинос сабт гардида буданд. Бозёфтро ба музеи таърихӣ ва кишваршиносии ба номи А. Рӯдакии шаҳри Панҷакент супурданд ва он ҳоло дар онҷо маҳфуз аст. Ба туфайли бостоншиноси ҷавон Абдурауфи Раззоқ муаллифи ин сатрҳо имконият пайдо кард, ки ба тадқиқи ин дафинаи пулҳои қадим машғул шавад. Дафи- дирамҳои шикаста аён сохтанд, ки пулҳои бухорхудоро бо нуқра фақат рӯкаш кардаанд, мағзи онҳо аз мис буд.

Таърихшиноси тоҷик Наршахӣ ва муаллифони дигар овардаанд, ки дар асрҳои IX — X се намуди пулҳои бухорхудо — «ғитрифӣ», «муҳаммадӣ» ва «мусайабӣ» мавҷуд буданд ва ҳар як вилоят хироҷро бо яке аз ин намудҳо ба хазинаи давлат месупурд. Масалан Суғд бо Кешу Шаҳрисабз ва қисми Истаравшан бо дирамҳои «муҳаммадӣ», Бухоро бо дирамҳои «ғитрифӣ» ва Шош бо дирамҳои «мусайабӣ». Сарчашмаҳои хаттӣ се намуд пулҳои бухорхудоро ёдовар шуда фарқияти байни онҳоро зикр накардаанд. Аз рӯи бозёфтҳо маълум аст, ки ҳар се навъ мусавваҳои якхела доранд. Аз ин сабаб олимон фарқияти онҳоро дар навиштаҷоти арабии он ҷустуҷӯ мекарданд. Аммо



Дар театри академии мазҳакаи Москва нахустиннамоиши мазҳакаи драматурги шинохтаи америкой Нил Саймон «Пойлучон дар парк», (басаҳнагузоранда — ҳунарпешаи шоистаи РСФСР И. Данкман, коргардон — С. Василевский, рассом — М. Рыбасова, бастакор — А. Чаевский) баргузор гашт. Ин саргузашти навхонадорон мебошад, ки фарҷомаш ғамангез аст.

ДАР АКС: лаҳзае аз намоиш.

Аксбардори ТАСС М. СТРОКОВ.





# Тағйири касб кардани пахтакорон

**ТУРСУНЗОДА.** Пахтакорони колхози ба номи Ленин муваққатан ба кишту парвариши зироатҳои хӯроки чорво гузаштанд. Онҳо ба ҷамъоварии рапсу перко шурӯъ намуданд. Аз ҳар гектар то 300 центнер алафи сервитамин ғундошта мешавад.

Алафро тирамоҳ ба замини пахта кошта буданд, ҳоло алафи фаровон сабзида аст, ки чорвои ҷамъиятӣ ба он хеле эҳтиёҷ дорад.

Технологияи тамоми сол истифода бурдани замини обӣ ... Дар ин кор усули агротехникии барои пахтакории ҳатмӣ — пеш аз кишт пошидани нуриҳои маъданӣ ба кор бурда мешавад. Алафҳои киштшуда азоти хокро зиёд мекунанд, ки он дар давраи аввали нашъунамои пахта хеле зарур аст. Мавриди ғизодиҳӣ низ карбамид кам сарф мешавад.

Хоҷагиҳои дигари ноҳия низ зироатҳои мобайниро мекоранд. Дар ин ҷо на фақат рапсу перко, балки ҷавдор ва зироатҳои дигари хӯшадорро омехта коштаанд.

зоқ муаллифи ин сатрҳо имконият пайдо кард, ки ба тадқиқи ин дафинаи пулҳои қадим машғул шавад. Дафина аз 75 дирҳам, ки ба асри VIII мансубанд, иборат аст. Пулҳо дар пайрави дирҳамҳои шоҳаншоҳи сосониён Баҳроми V сикка зада шудаанд. Дар рӯи рости онҳо симои шоҳ ва дар рӯи чапашон оташгоҳи муқаддаси зардуштӣ ва мӯъбадон тасвир карда шудаанд. Он чиз ҷолиби диққат аст, ки дар ин сиккаҳо (тангаҳо) бар ивази навиштаҳои паҳлавии пулҳои Баҳроми V навиштаҳои суғдӣ «Шоҳи Бухоро аз авлоди Каёниён» сабт гардидааст. Дар якчанд дирам номи шоҳи Суғд Турғар омадааст.

Ин сиккаҳо, ки дар илм бо номи пулҳои бухорхудо маъруфанд, таърихи аҷибе доранд. Онҳоро дар давоми 700 сол — аз асри V то асри XII сикка мезаданд ва дар ин вақти тулонӣ мусаввараҳои болои онҳо бетағйир мондаанд. Маълум аст, ки дар давраи исломӣ (баъди асри VII) дар сиккаҳо тасвир кардани одамон ва ё дигар махлуқҳои зинда манъ буд. Пулҳои давраи исломӣ навиштаҳои динӣ — калимаи шаҳодат, оятҳои қуръон ва ғайра доштанд. Бо вуҷуди ин сиккаҳои бухорхудо дар давраи исломӣ низ ба шакли қадимаашон, бо мусаввараҳо ва ҳамчунин навиштаҷоти суғдӣ бароварда мешуданд. Дар давраи исломӣ дар баробари катибаи суғдӣ дар ин сиккаҳо номи халифаҳо, аз ҷумла ал-Маҳдӣ сабт карда мешавад.

Яке аз хусусиятҳои дигар пулҳои бухорхудо ин фулузи онҳо аст, эҳтимол агар бозёфти якчанд дирамҳои шикаста намебуд ин асрор то ҳол махфӣ мемонд. Маҳз ба сабаб олимон фарқияти онҳоро дар навиштаҷоти арабии он ҷустуҷӯ мекарданд. Аммо ин кӯшишҳо натиҷаи дилхоҳе надоданд, чунки дар аксарияти сиккаҳое, ки дар асрҳои IX — XII дар мубодила буданд, номи халифа ал-Маҳдӣ омадааст. Аввалин шуда калиди ин асрорро сиккашинос Е. А. Давидович дарёфт. Ба ақидаи ӯ ин дирамҳо аз якдигар бо қурбашон, ки аз холисии нуқраи рӯбасташон вобаста буд, фарқ мекарданд. Аз байни онҳо аз ҳама қурби баланд дирамҳои «мусайабӣ» ва аз ҳама паст дирамҳои «ғитрифӣ» доштанд.

Ва боз як асрори пулҳои бухорхудо дар он буд, ки бо вуҷуди аз мис будан ва фақат рӯбасти нуқрагин доштан онҳо нисбат ба сиккаҳои исмоилӣ, ки аз нуқраи холис буданд, қурби баландтад доштанд.

Тарҷумони асари Наршахӣ «Таърихи Бухоро» Аҳмад бинни Наср ал-Кубавӣ овардааст: «дар соли 1128 буд, ки мо ин китобро тарҷума кардем, сад дирами нуқраи холис ба ҳафтод дирами ғидрифӣ буд». Молияшиносони қадим аз қонуният ва нозукиҳои мубодилаи пулӣ хуб огоҳ буданд ва онро моҳирона истифода мебурданд. Қабули хироҷ аз аҳолӣ фақат бо пулҳои бухорхудой ба онҳо имконият дод дар тӯли 700 сол қурби онҳоро дар дараҷаи баланд, ҳатто баландтар аз дирами нуқраи холис нигоҳ доранд.

**Давлатхоҷаи ДОВУД,**
**номзади илми таърих,**
**корманди калони илмии**
**Институти таърих,**
**бостоншиносӣ ва**
**мардумшиносии АИ**
**Тоҷикистон.**




ДАР СУРАТ: 1. Пулҳои бухорхудо аз дафинаи Санчаршо, асри VIII. 2. Хатисуғдии Самарқанд. 3. Хати суғдии Бухоро.



Тамошобинони телевизиони ШМА соҳиби системаи нави сабти овоз гаштанд.

Ин система, ки Кью-Саунд ном гирифт аз тарафи инженери ширкати «Артер» тартиб дода шудааст.

Чунин сабти овоз бо ёрии системаи мураккаби компютерӣ ба амал бароварда мешавад.

ДАР АКС: инженер Дэн Лоу мавриди кор дар ҳамин система. (Сурати ТАСС).



ШМА, штати Массачусест. Солҳои фармонфармоӣ ва рукуд як зумра шахсиятҳои намоёни мамлакатро пароканда намуд. Беҳтарин адибону олимон бо нияти халосӣ ёфтан ё ҷон ба саломат бурдан хоки Ватанро тарк гуфтанд. Нависандаи шинохта Л. Солженицын низ яке аз онҳост. Ӯ ба ШМА фирор карда то ҳол дар ин мамлакат зиндагӣ дорад.

ДАР АКС: дорандаи ҷоизаи Нобелӣ, нависанда Александр Исаевич Солженицын бо писараш Ермолай.

Акси АП-ТАСС.

хеле эҳтиёҷ дорад.

Технологияи тамоюи сол истифода бурдани замини обӣ боз ик бартарӣ дорад. Баъди даравӣ рапсу перко тракторҳои шудгору агрегатҳои кишт ба саҳро мебароянд. Онҳо заминро шудгор карда, зироатҳои техникӣ мекоранд.

низ зироатҳои мобайниро медаравванд. Дар ин ҷо на фақат рапсу перко, балки ҷавдор ва зироатҳои дигари хӯшадорро омехта коштаанд.

Умуман дар ҷумҳурӣ ҳозир қариб дар 20 ҳазор гектар рапсу перко коштаанд.

ТоҷикТА.

## Бо назардошти обу ҳаво

**Ноҳияи Қумсангир.** Пахтакорони колхози «Наврӯз» ҳар лаҳзаи обу ҳавои мусоиди баҳорро истифода мебаранд. Вақте ки рӯи замин андаке хушкид, 42 агрегати кишт якбора ба кор мебароянд.

Корҳои саҳрой дар хоҷагӣ чунон ба роҳ монда шудаанд, ки кишт дар муддати кӯтоҳи агротехникӣ гузаронда шавад. Дар бригадаи М. Бӯтаев кишти пахта дар як рӯз анҷом ёфт. Дар бригадаҳои дигар низ кор мунтазам идома дорад.

Имсол дар колхоз дар 2850 гектар, аз ҷумла дар 2500 гектар пахтаи маҳиннах коштанианд.

ТоҷикТА.

# Бувад омӯзгорӣ сахт коре...

**МУҲОВАРА БО УСТОДИ ДАБИСТОНИ РАҚАМИ 35-И НОҲИЯИ ПАНҶАКЕНТ, АЪЛОЧИИ МАОРИФИ ХАЛҚИ ҶУМҲУРИЯТИ ТОҶИКИСТОН УСМОН ҶУРАЕВ.**

### ЧАНД САТР БАРОИ ОШНОӢ

Усмон Ҷӯраев аз соли 1969 то соли 1973 муҳассили Донишкадаи давлатии омӯзгории Ленинобод буд. Баъд аз хатми донишкада фаъолияти меҳнатии худро ба ҳайси омӯзгори дабистон оғоз намуд. Муаллифи мақолаҳои гуногун мебошад. Номрафта узви кумитаи омодагии олимпиадаи ноҳиявӣ аз фанҳои забон ва адабиёти тоҷик аст. Барои заҳмати шоён ва устоди пешаи хеш будан соли 1989 ӯро бо унвони ифтихории Аълочии маорифи халқи Тоҷикистон қадр намуданд.

### ОЗМУН САБАҚИ ЯКУМРА БОШАД

**— Муаллим, шогирдони шумо дар озмунҳо фаъолона ширкат доранд?**

— Бале. Соли аввали озмун як шогирдам, дар озмуни умумиҷумҳурӣ , ки дар шаҳри Панҷакент шуда буд, ғайриконкурсӣ иштирок карда баҳои баланд гирифт ва бо Грамотаву дипломи дараҷаи 1-и Вазорати маорифи ҷумҳурӣ қадр гардид. Соли дуввум шогирди дигарам ба гирифтани Грамотаи вилоятӣ ноил гардид. Соли равон бошад, шогирдам муваффақ шуд, то дар озмуни умумиҷумҳурӣ, ки дар шаҳри Қӯрғонтеппа баргузор мегардад, иштирок бикунад.

**— Чун шумо дар ағлаби озмунҳо ширкат доштед, бешак дар ин бора гуфтаниҳо доред.**

— Азбаски ҳар як озмун сабақи якумра мебошад, дар шигифтам, ки чаро на ҳама мактабҳо иштирок мекунанд. Ин ҷо айб дар гардани муаллимон аст. Аз боиси онҳо чӣ миқдор талабагони ҳушманд дар гӯша мемонанд? Воқиан, шӯъбаҳои маорифро зарур бошад, то чашми роҳбару муаллими мактаби иштирокнамекардаро бикушоянд.

Мушоҳида нишон дод, ки ҳайати доварони озмунҳои ҷумҳуриву вилоятӣ мувофиқи табъ нест. Зеро аксари эшон устодони донишкадаҳои олианд ва ҳангоми пурсиш тафовути талаба ва донишҷӯро аз хотир мебароранд. Ба ин сабаб мехостам ҳайати доваронро муаллимони номдор ва кормандони вазорат ташкил бидиҳанд.

Як амали ношоиста тадриҷан ба анъана табдил меёбад. Ҷойҳои намоёнро аз рӯи ҷавобу заковат не, балки аз рӯи «дилаш намонад» медиҳанд. Масалан, агар порина талабагони ноҳияи Фархор мақом ёфта бошанд, имсол на онҳо, ҳарчанд омодагиашон пухта бошад, балки шогирдони ноҳияи Ашт ҷой мегиранд.

Дар бораи шартҳои озмун низ чанд дархост дорам. Як шарти озмун навиштани иншо аст. Ҳарчанд шогирдони хуби иншонавис дорем, бояд иқрор шуд, ки ҳамаи онҳо бо мазмуну мундариҷаи мавзӯъҳои иншо қаблан ошноанд. Барои он ки мо шогирди закӣ ва эҷодкори ҳақиқиро аз дигарон тафовут бахшем, ё худ пайдо бикунем, бо фикри ман, аз чунин тарзи иншонависӣ даст кашида, ҷои он иншоҳо мавзӯъҳои озод ва хубтар аз ҳама, аз рӯи тасвирҳо, ангораҳо, манзараҳо иншо бигирем. Дар ин сурат мо аз дониш, малака, ҷаҳонбинӣ, фаҳмиши забонӣ ва андешаронии хонанда пурра бохабар мешавем. Ин шакли кор «шпаргалка»-ро беқурб намуда, иншонависи воқеиро маълум мекунад. Шарти дигари озмун хониши ифоданок аст. Агар мақсади ин шарт фаҳмидани равонии нутқ ва сухангӯӣ бошад, бигзор худи талаба чизеро, ки меписандад, қироат кунад. Як чиз айён гашт, ки дар ҳама макотиб ба қисмати назарияи адабиёт диққат намедиҳанд, зеро бисёр дидем, ки талабагон ташбеҳро аз ташхис ва истиораро аз хитоб наметавонанд фарқ бидиҳанд.

Дархости ниҳоии ман он аст, ки бояд як шарти озмун ҳифзи 100 ва зиёда аз он байт аз шуарои классик бошад.

### ҲАР ДАРС ЗИ ХУД НИШОНА БОШАД

**— Муаллим, чӣ бояд кард, то қолабҳои адами қудрати сабки таълим бишкананд?**

— Се чиз аст, ки на ҳама омӯзгорон онро доранд: шавқ ба пеша, муҳаббат ба талаба (шогирд), фитрати ҷустуҷӯ.

Омӯзгоре, ки бархурдор аз гуфтаҳои боло бошад, қолабӣ набошад. Ба ин ваҷҳ то ҳадди неру ҷаҳд дорам, ки аз ҳар дарс зи худ нишонае ба хотири шогирдон монам.

Ду мисол аз таҷрибаи хеш орам, агар зид набошед?

**— Бемалол.**

— Он чӣ ки дар кутуби таълимии адабиёт вуҷуд дорад, ҳанӯз садяки адабиёт набошад. Бо ин хотир қарор додам ҳар ҳафтаи таълимиро ба исми ин ё он адиб муборак созам.

Яъне, «Ҳафтаи Рӯдакӣ», «Ҳафтаи Фирдавсӣ», «Ҳафтаи Ҳофиз», «Ҳафтаи Бедил», «Ҳафтаи Лоҳутӣ» ва ғайра. Тӯли ҳафта шогирдон муваззафанд, ки аз эҷоди бузургмардони фарҳанг шеърҳову пораҳои шеърӣ ҳифз бикунанд, тадқиқоти уламоро перомуни осори эшон бихонанд, байтҳои нобро дар дафтари шеър бикӯчонанд. Хуллас, он ҳафта бояд ҳама ҳамдами Рӯдакиву Фирдавсӣ, Ҳофизу Бедил ва Лоҳутӣ бошанд. Ва ин амал ҷиҳатҳои хубе дорад. Аз ҷумла шогирдонро рағбат ба шеъру шоирӣ беш мегардад ва вусъати назарашон нисбати адабиёту фарҳанг фарохтар бишавад. Кори дигаре, ки ба роҳ мондаам, дафтари «Гулчини ашъор» аст. Дар ҳамаи синфҳое, ки дарс медиҳам, ҳар як талаба чунин дафтар дорад. Қабл аз шурӯъи дарс байте ё рубоиеро мегӯям ва онро шогирдон дар дафтари мазкур навишта мекунанд. Ин кор фоидаи зиёд дорад. Аввалан дар сурати ду-се бор такрор кардан онро шогирдон азбар мекунанд ва дигар ин кор барои равон ва бурро шудани нутқи онҳо кӯмаки хубе мерасонад.

**— Ҳампешагонатон ташвиқ карданд, то китобкадаҳои синфҳои шуморо бубинам. Аммо чӣ хеле мебинам, дар синфҳо чунин китобхона мавҷуд нест?**

— Воқиан дар ҳар синфе, ки дарс мебарам, он синф китобхона дорад. Он китобхона дар ҳақиқат ягон гӯшаи синфро банд намекунад.

**— Бубахшед, ин рози рустро ошкор созед, ки аҷибу ҳайратовар аст.**

— Беҳтараш аз худи хонандагон бипурсем, то ки ба гуфти шумо «роз» ошкор гардад.

Ҳамроҳ ба синфе даромадем. Ӯ аз талабагон суол кард: — Кӣ кадом китобро хонда истодааст?

— «Самаки Айёр», «Дурохаи бӯронӣ», «Аспи обӣ», «Азёдҳо аз ёдҳо...»

**— Бубахшед, ҳеҷ чиз нафаҳмидам.**

— Ҳангоми оғози таҳсил ба талабаи сустхоне мефармоям, ки аз ҳамаи ҳамсинфонаш яктой китоб ҷамъ карда феҳристи онро ба низом дарорад. Бигирем, ки дар синф 25 талаба аст. Ӯ 25 китоб ҷамъ карда пас бо навбат ва дар муддати муайян китобҳоро иваз мекунад. Ҳамин тариқ ҳамаи талабагон 25 китобро дар мӯҳлати муайян мехонанд. Теъдоди кутуби китобкада асосан ба миқдори хонандагон вобаста аст. Вале талабагони пешқадам метавонанд боз аз ман ё ҳамсинфон китоб гирифта хонанд. Мухтасар чунин аст сири китобхонае, ки ҳам ҳасту ҳам нест.

**— Аз асрори китобхона воқиф шудам, вале намефаҳмам, ки бо ин кори аҷоиб чаро талабаи сустхон мутасаддӣ мешавад?**

— Бо навбат ва дар мӯҳлати муайян китобро аз як кас ба каси дигар гирифта додан кори содда намояд ҳам, вале водор менамояд, ки шахси мутасаддӣ фикр бикунад. Ин аз як тараф. Аз тарафи дигар чун мутасаддӣ мебинад, ки ҳамсинфон ба шавқу завқ рӯи китоб талош доранд ва даври китобҳои хонда худҳошон бе назорати муаллим баҳсҳо мерояанд, ба ӯ ҳам хоҳише даст медиҳад, ки китобро хонад ва шоҳад, ки ӯ низ бебаҳра намонад. Бо ин роҳ ӯ ҳам мутасаддӣ маҳсуб мешаваду ҳам ҳавасманд мегардад.

**— Азбаски Шумо солиёни зиёдест аз забону адабиёт дарс медиҳед, гумон мекунам, нисбати китобҳои дарсӣ бефарқ нестед?**

— Гирди муаммову мушкилоти китобҳо ва програмаи таълимӣ бисёр гуфтанд. Ба хотири он ки суол бе посух намонад, як чизро мегӯям. Дар синфи VII барои омӯзиши боби «Ҳиссача» 16 соат ҷудо шудааст. Рости гап соатҳои ин боб аз майдакорию резагӯй чунон дилбазан, чунон якранг мегузаранд, ки ҳам талаба ва ҳам муаллим намехоҳанд «ҳиссача»-ро ба забон гиранд. Умуман, дарси забони тоҷикӣ бо ин китобҳое, ки дорем, басе якнавохту берӯҳ мегузарад, зеро фақат қоида асту бас. Қоидахонию қоидаёдкунӣ ба дили талаба задааст. Вақти он расида, ки китобҳои забони тоҷикӣ тамоман дигар карда шаванд ва муаллифон диққат ба он диҳанд, ки вазифаи дарси забон сухангӯию нотиқӣ, ҷумлаороию ҷумланависиро ёд додан аст, на қоидаи хушкро ёд кардан.

**— Муносибати устод ва шогирд. Он чӣ гуна бошад?**

— Муносибати устод ва шогирд бояд шабеҳи муносибати падар бо писар, бародар бо бародар бошад. Байни устоду шогирд набояд девори Чин устувор бошад. То талаба тавонад ҳама суолу нофаҳмиҳои худро аз устод пурсаду фаҳмад. Омӯзгор набояд сухани зишт ва газоф гӯяд.

**Ва ниҳоят саволи ниҳоӣ. Мушкилтарин пеша?**

— Бувад омӯзгорӣ сахт коре,
Ту медонӣ, ки худ омӯзгорӣ.
Бубояд ташти хун хуни ҷигар кард,
Ки тифлеро алифбое зи бар кард.

**Нигоранда:**
**Абдуқаюми ҚАЮМ.**

Эҷоди ҷавонон

## Асири зебо

*Рафоат*

Ту меҳмон омадӣ дар хонаи ман,
Баҳор овардӣ дар кошонаи ман.
Дилам ин лаҳза метаркад зи шодӣ,
Зи шавқат олами афсонаи ман.

Ту он рўъёи зебои хаёлӣ,
Ту он умеди мағшуши маҳолӣ,
Суруди дилнавози ошиқона,
Малоикзодаи соҳибҷамолӣ.

Нигоҳат чун парастуи баҳорӣ,
Ду чашмат масту фаттону хуморӣ,
Лабат чун лаъли зебои Бадахшон,
Ба мисли ахтарони шўълаборӣ.

Лабат пур аз табассумҳои ширин,
Дилам лабрези эҳсосоти рангин.
Агар ин хона танг ояд бароят,
Биё дар хонаи чашмони ман шин!

Биё, хуш омадӣ дар маҳфили ман,
Намемонам равӣ аз манзили ман.
Марав, ки бе ту дил дар сина мирад,
Намесўзад дилат баҳри дили ман?

Биё, хуш омадӣ, хуш омадӣ, ҷон,
Манам соҳиби ин манзил ту меҳмон.
Ба соҳибхона меҳмонаш асир аст
Ҳамин аст оину расми ниёгон.

Манам бонуи манзил, ту асирам,
Намемонам равӣ, роҳат бигирам.
Марав имшаб, маро бигзор аз шавқ
Ба поят, бандии зебо, бимирам.

## Акси ту

Аз акси ошнои ту чашмам намеканам,
Тарсам, ки ногаҳ акси ту ҳам тарки ман кунад.
Бар акси дилрабои ту бас бўсаҳо задам,
Он сон ки бод бўса ба шохи суман кунад.

Оҳангҳои соҳири таронаҳои ту,
Дар олами хаёлии ман болу пар кашанд.
Ин қосидони туст аз он дуриҳо магар,
К-ин рўҳи ранҷидаи манро ба бар кашанд?

Бингар дарахти пургули умедҳои ман,
Бе офтоби чеҳраи ту зард мешавад.
Он барқи шодмонӣ, ки мерехт чашми ман,
Дар гавҳари ду чашми тарам сард мешавад.

То чанд бо хаёли ту ман ҳамнишин шавам?
То чанд ин ҷудоиву ин хотири малол?
Боз о, ки бо ту нахли ҳавасҳо хазон шуд,
Эй орзуи гумшуда, эй мақсади маҳол!

## Дубайтиҳо

*Сармад*

Даме рафту паёми кўҳнадам нест,
Нафас килке, ки бе нақши алам нест.
Ба дасти Ҷам агарчӣ Ҷоми Ҷам буд,
Чаро дар дасти хокаш Ҷоми Ҷам нест?

Ҷаҳон чун манзили роҳи сафар буд,
Ҳар он кас ки биомад, раҳгузар буд,
Дар ин саҳрои нопайдои ҳастӣ,
Ба чашмам сурати шому саҳар буд.

Ман аз кўе ба кўе раҳсипорам,
Шарики ҳамсафар ҷуз дил надорам.
Хаёлам раҳ ба раҳ бошад асоҷўб,
Умеде тўша андар кўлворам.

Дилам мурғи хаёли ман агар буд,
Ду дасти ман ду боли ман агар буд.
Ба ҳар сайёрае битвон расидан,
Умеди безаволи ман агар буд.

Кухандунё чи одамҳо бидида,
Чи мавзунқомату қоматхамида,
Зи модар омаданду боз рафтанд,
Тамоми шодию дардаш чашида.

Замин доро шуд аз хоки ману ту,
Ба дасташ гавҳари поки ману ту.
Дили мо ҳамчу ганҷе зери хок аст,
Дареғи синаи чоки ману ту.

Дарафши ман бувад озодии ман,
Ғами ман банда шуд бар шодии ман,
Шикастам ман ҳама қонуни дунё,
Ба ғайр аз қонуни барбодии тан.

[illegible]
Хазони ман гирифтори баҳор аст,
Дили ман хок мегардад валекин,
Хаёлам дар фалакҳо пойдор аст.

Ҳама раҳ нақши ожанги ману туст,
Навои рўд оҳанги ману туст,
Ба ҳар ҷое ки боде нола дорад,
Фиғоне аз дили танги ману туст.

Ту тифли сангу хунолудӣ, эй лаъл,
Ба батни модарат н-осудӣ, эй лаъл,
[illegible]

# Чанд далели мусиқии тоисломӣ



Имсол аҳли ҷомиаи мо 1400-умин солгарди хунёгари бузурги тоҷику форс Борбади Марвазиро тантана хоҳад кард. Сафаҳоти рўзгори ин ромишгари беҳамто пур аз ҳаводиси таърихист. Агар ба вазъи иҷтимоии ондавраги Осиёи Миёна назар андозем он гоҳ метавон муқаррар кард, ки бузургтарин воқеоти таърихӣ: паҳн гаштани хонигарии туркҳо, ба миён омадани салтанати ҳайтолиҳо, болоравии давлатҳои пуриқтидор, аз қабили Хатлон маҳз дар ҳамин айём арзи вуҷуд намуданд. Бинобар ин соҳаҳои иқтисодӣ низ ривоҷ меёфт, барои баланд бардоштани ҳосилнокии кишоварзӣ каналҳои калон сохта мешуданд, ҳунармандӣ, шаҳрсозӣ, савдои дохилӣ ва берунӣ вусъат меёфт. Ҳамаи ин баҳри нашъунамои санъат ва маданияти он давр таъсири бевосита мерасонд. Дар ҳамин айёми пешрафти иҷтимоиву иқтисодӣ асосгузори санъати мусиқии классикии тоҷику форс Борбади Марвазӣ камол меёфт.

Ҷараёнҳои таърихии Осиёи Миёна аз тарафи олимони шўравӣ, махсусан Бобоҷон Ғафуров борҳо таҳқиқу таҳлил гаштаанд. Ин аст, ки ў дар шоҳасари безаволи худ «Тоҷикон» чунин қайд менамояд:

«Дар санъати меъморӣ, ҳайкалтарошӣ, заргарӣ ва ғайра таъсири тарафайни маданияти эллинӣ ва маҳаллӣ ба назар мерасид. Самараи ин таъсири мутақобила дар асрҳои минбаъда ҳам равнақу ривоҷ ёфтаанд. Вале бар хилофи даъвои бисёр муҳаққиқони Ғарб, дар ин ваҳдат маданияти Осиёи Миёна аъзои комилҳуқуқ ва ҳатто аъзои асосии пешбаранда буд». Саволе бармеояд, ки оё дар Осиёи Миёна заминае баҳри рушду такомули санъати мусиқӣ, ки пешбарандаи он Борбади Марвазӣ ҳисоб меёбад, вуҷуд дошт ё на? Оре, буд чунин замина, ки манобеи хаттӣ ва бостоншиносӣ низ аз он шаҳодат медиҳанд. Чунончи олими барҷастаи рус И. Бучурин 37 сол дар Чин зиндагӣ карда, ба тарҷумаи бисёр сарчашмаҳои таърихӣ, аз қабили Шикзи, Ценханшу, Бешии, Суйису, Таншу пардохтааст. Ин сарчашмаҳо роҷеъ ба «кишвари Торобӣ» (Осиёи Миёна дар назар дошта мешавад) маълумоти зиёде баррасӣ менамоянд. Дар сарчашмаи Ценханшу (боби 95) ёдовар мешавад, яке аз маликаҳои Осиёи Миёна, ки ба подшоҳи мамлакати дигар ба шавҳар баромада буд, дар ҳолати ғаму андўҳи ғарибӣ суруде эҷод менамояд:

Хешовандонам маро ба
кишвари дур партофтанд,
Ба дасти подшоҳи усун
супориданд,
Ки вай дар чатраи
доирашакл зиндагӣ мекунад.
Гўшт мехўрад,
Шир менўшад.
Ватан ба ёдам меояд.
Дилам гум мезанад,
Мехоҳам ба зоғ мубаддал
шавам,
То ба ватанам баргардам.

Дар ҷои дигари ин сарчашма чунин суханон дучор меоянд: «Зани ў номи маликаро гирифт ва ба вай якчанд аробаҳои ҷангӣ, парчамҳои рамзи асп дошта ва даҳҳо навозандагон тақдим карда шуданд».

Аз суханони зайл ба хулосае метавон омад, ки ҳанўз он замон дар дарборҳо дастаҳои ромишгарон баҳри баланд бардоштани шаъну шукўҳи ҳукамои давр амал мекардаанд. Аз ҷумла қайд мешавад: «Мусиқа, ҳамагуна фокус-покусҳо ва рақсҳои ҳайвонҳо дилрабо ва диққатҷалбкунанда менамуданд». Инчунин тавассути сарчашмаҳои Бейти ва Суншу маълумоти зарурие нисбати асбобҳои мусиқии он давр метавон пайдо кард. Чунончи, доираҳои калон ва хурд, гитара, панҷтор, най ва ғайра аз асбобҳои он давр ба шумор мерафтанд. Баъзе лаҳзаҳое, ки дар маъхазҳои таърихӣ дарҷ гаштаанд, ба мо имкон медиҳанд, ки доир ба рушду такомули қадимияти санъат хулоса барорем. Маводҳои бостоншиносӣ гуфтаҳои дар маъхозаҳои хаттӣ дарҷшударо собит месозанд. Масалан, бархе аз ёдгориҳои Бохтари Кўҳан ба миқдори зиёд пайкараҳои масхарабозон, ҳафриёти Чимкўрғон, муҷассамаҳои сароядагонро баррасӣ намуданд.

Акнун мухтасаран ба тавзеҳи бозёфтҳои марбути давоири гуногун руҷўъ менамоем:

Чимкўрғон — ин ёдгории бостонӣ дар ҳудуди колхози ба номи В. И. Ленини ноҳияи Ҳисор, 1,5 км. аз қисмати шимолу ғарбии роҳи оҳани станцияи Чептура маскан баргузидааст. Пажуҳиши бостоншиносони Чимкўрғон бо исми бостоншиносони маъруф ба амсоли М. М. Дьяконов, Б. А. Литвинский, Э. Ғуломова, Г. А. Пугаченкова, Л. И. Альбаум ва ғайра алоқаманд аст.

Дар солҳои охир ҳафриёти мазкур аз тарафи отряди бостоншиносии ДДТ ба номи В. И. Ленин таҳти раёсати А. Ҷ. Бобоев татқиқ мегардад. Ҳини ҳафриёт теъдоди зиёди пайкараҳои занону мардон, ҳайвонот, ёдгориҳои зиёд дастрас гардиданд.

Дар натиҷаи ҳафриёти Чимкўрғон як чанд муҷассамаҳое ёфт шуданд, ки онҳо роҷеъ ба қабилаҳои сакҳо маълумоти зиёд медиҳанд. Дар яке аз муҷассамаҳо, пирамарди дар болои тахта нишаста ва сараш каме ба пушташ майлдошта тасвир шудааст. Риши дарози ў андаке ба пеш хамида ва даҳонаш кушод аст, ки аз ин ҳолат гумон мекунед, гўё ў суруд мехонад. Кулоҳи пирамард нўги дароз дошта, аммо бо таассуф дастонаш шикаста аст. Агар дастонашро бо ҳамон шакл давом дода, дубора барқарор кунем, ба назар чунин менамояд, ки ў дар даст олоти мусиқӣ дорад ва суруд мехонад.

Муҷассамаи мазкур ба асрҳои 11 қабл аз мелод тааллуқ дошта ў дар ҳолати сароидани ким — кадом ҳамосае ва ё шояд дар ҳолати хониши порчаҳои «Авасто» аст.

Осори дигаре ки аз Помири ғарбӣ ба даст омадааст (расми 1 (5) асбоби мусиқии аз устухон сохташуда, най мебошад. Ин най се сўрохӣ дорад. Ба ғайр аз ин, аз он ҷо, боз қисмҳои дигари вай низ ёфт шудаст. Асбоби мусиқии мазкур ба асри VI мелодӣ тааллуқ дорад (расми 1 (1—2).

Ин осори ёфтшудаи бостоншиносӣ аз ривоҷу равнақи мусиқии қадими мардуми тоҷик (форс), забони қабл аз ислом далолат медиҳад. Аз ин рў мо метавонем тахмин намоем, ки Борбад барин мусиқанавози номдор дар асри шаш худ аз худ ба вуҷуд наомадааст. Барои рушду инкишоф ва шўҳрати беандозаи Борбад шояд нақши мусиқии бостонии тоҷик (форс) бузург бошад. Аммо то ҳол ба мо, мутаассифона, танҳо номи Борбад маълум асту халос. Мо гумон дорем, ки ҳамкасбони Борбад низ зиёд буданд.

**Баҳром БОБОЕВ,**
**донишҷўи риштаи таърихи ДДТ ба номи В. И. Ленин.**




# ШАҶАРИЁН МЕОЯД. САТТОР ЧӢ?

Бино ба маълумоте, ки Кумитаи тадорукоти ҷашни Борбад дар даст дорад, рўзи 13-уми апрел овозхони шинохтаи эронӣ Шаҷариён ба Маскав меояд. Гурўҳе, ки бояд дар сафари ҳунарӣ ўро ҳамроҳӣ кунад, рўзи 22-юм хоҳад омад. Вале фардо оқои Шаҷариён аз Порис хоҳад омад ва бо ў овозхон ва мусиқашиноси эронӣ Сурури Касмой, ки дар Порис зиндагӣ дорад ва шарқшиноси фаронсавӣ Генри Локкон нияти омадан кардаанд.

Аз иттилооти ғайрирасмие, ки ба дасти мо расидаанд, бармеояд, ки овозхони дигари эронӣ хонум Фаттона аз Лондон ба Тоҷикистон занг зада аст ва иброз карда, ки Сатторy ҳамсафаронаш ҳамагон оҳанги сафари Тоҷикистон бастаанд.

Дар мавриди маблағи сафари Саттору Нодирпур ҳанўз рўшание нест. Иттилои дигаре дорем, ки намояндагони «Тоҷикгосконцерт» барои ҳаллу фасли ин масъала ба Маскав рафтаанд, вале ҳанўз эътимоди тамоме дар барор гирифтани кори онҳо пайдо нест.

Мо ба шўъбаи ноҳияи Октябри Бонки сохтмону саноати шаҳри Душанбе муроҷиат кардем, ки аҳвол он ҷо чӣ ранг аст?

— Мо барои таҷдиди ҷашн фақат хайрияи корхонаву шаҳрвандонеро қабул карда ба ҳисоби институти таърих интиқол медиҳем, ки бо пули шўравӣ расидаанд. Сўми арзӣ (валюта)-ро бошад аз тариқи шўъбаи равобити берунии иқтисодии Бонки манзилу иҷтимоӣ ирсол бояд дошт, — гуфт дар сўҳбат бо мо му-

# Хазон... дар баҳор

Даври гузашта барои футболбозони тоҷик нобарор омад. Онҳо бозиро дар шаҳри Волгоград бар «Ротор», ки як ҳол дошту дар зинаи охирини ҷадвал қарор гирифта буд, бо ҳисоби 0:1 бохтанд. Голи ягонаро ба дарвозаи «Помир» дар дақиқаи 77 бозӣ нимҳимоятгари соҳибони майдон О. Крушин зад. Дар ин қувваозмоӣ футболбозони «Помир» чун дар хона маҳорат нишон дода натавонистанд, ва дар дақиқаҳои охирини бозӣ аз як хол маҳрум гардиданд. Мисли вохўриҳои гузашта дар ин бозӣ низ хатти ҳимояи команда ниҳоят суст ҳунарнамоӣ намуд ва ин боиси он гардид, ки бештари футболбозони «Помир» ба ҳи-

хўрӣ бо «Ротор» ғайр аз Батуренко, Бозоров низ огоҳонида шуд. «Варақаҳои зард» баргҳои зарди хазонро мемонад. Ҷои таассуф аст, ки хазон дар баҳор мерезад.

Қобили қайд аст, ки футболбозони «Динамо» (Москва) дар ду даври охир ду ҳарифи пурзўри худ — командаҳои «Динамо» (Киев) ва «Спартак»-ро мағлуб намуданд. Ҳарду ғалабаро ҳам онҳо дар майдони ҳариф ба даст оварданд.

Пешсаф ЦСКА мавқеашро устувор намуд. Он дар ин давр бар «Торпедо» бо ҳисоби 2:0 дастболо шуд. Бояд гуфт, ки аз 9 холи ба дастоварда футболбозони клуби Марказии низомиёни шаҳри Москва панҷтоашро дар майдони болопўшидаи дар он одатни ... соҳиб шуданд. Бозии «Ме-

Ба дасташ ғавҳари поки ману ту.
Дили мо ҳамчу ғунче зери хок аст,
Дареғи синаи чоки ману ту.

Дарафши ман бувад озодии ман,
Ғами ман банда шуд бар шодии ман,
Шикастам ман ҳама қонуни дунё,
Ба ғайр аз қонуни барбодии тан.

На оғозам на анҷомам чи кор аст,
*Хазони ман гирифтори баҳор аст,*
*Дили ман хок мегардад валекин,*
*Хаёлам дар фалакҳо пойдор аст.*

*Ҳама роҳ нақши оҳанги ману туст,*
*Навои рӯдҳоҳанги ману туст,*
*Ба ҳар ҷое ки бода нола дорад,*
*Фиғоне аз дили танги ману туст.*

*Ту тифли сангу хунолудӣ, эй лаъл,*
*Ба батни модарат н-осудӣ, эй лаъл,*
*Раҳими модаратро мешикофанд,*
*Ту ҳамчун тифлаки камбудӣ, эй лаъл.*

Забармарде, ки ақли ӯ хиромид,
Хаёлаш сад ҷаҳони дигаре дид.
Вале аз нотамомиҳои худ боз
Ба гоҳи рафтанаш нолиду нолид.

Надидам сурати неку бади хеш,
Гузаштам ё нарафтам аз ҳади хеш,
Агар дар сина дил кӯчак бибудӣ,
Ҳамедидам замоне сарҳади хеш.

Садои ту садои модар, эй дил,
Навои ту навои модар, эй дил.
Саропо хоки оламро бигардӣ,
Наёбӣ гарди пои модар, эй дил.

Назар кардам ба хоки рафтагоне,
Ҷаҳонҳо хуфта андар ин ҷаҳоне,
Баҳоро, сабз кун хоки азизон,
Ки буд андар фаромӯшӣ замоне.

пайдо нест.

Мо ба шӯъбаи ноҳияи Октябри Бонки сохтмону саноати шаҳри Душанбе муроҷиат кардем, ки аҳвол он ҷо чӣ ранг аст?

— Мо барои таҷдиди ҷашн фақат хайрияи корхонаву шаҳрвандонеро қабул карда ба ҳисоби институти таърих интиқол медиҳем, ки бо пули шӯравӣ расидаанд. Сӯми арзӣ (валюта)-ро бошад аз тариқи шӯъбаи равобити берунии иқтисодии Бонки манзилу иҷтимоӣ ирсол бояд дошт, — гуфт дар сӯҳбат бо мо мудири шӯъбаи мазкур Л. Ф. Литус.

**Барои корхонаҳое, ки дар бозёдиди Саттору Нодирпур саҳме гирифтаниянд, барои муоҳида бастан ба ниёзе, ба манфиате, ба имтиёзе, ё ба тарзи хайрия, нишонии Кумитаи тадорукоти ҷашни Борбадро пешкаш мекунем:**

**734025, шаҳри Душанбе, хиёбони Ленин, 33, Институти таърих, этнография ва археологияи АУ Тоҷикистон, Кумитаи тадорукоти ҷашни Борбад, ба котиби масъули кумита Аскаралӣ Раҷабов.**

**Рақами телефун: 22-72-10.**

**ШӮЪБАИ МАЪНАВИЁТИ «ҶАВОНОНИ ТОҶИКИСТОН».**




бозони тоҷик нобарор омад. Онҳо бозиро дар шаҳри Волгоград бар «Ротор», ки як ҳол дошту дар зинаи охирини ҷадвал қарор гирифта буд, бо ҳисоби 0:1 бохтанд. Голи ягонаро ба дарвозаи «Помир» дар дақиқаи 77 бозӣ нимҳимоятгари соҳибони майдон О. Крушин зад. Дар ин қувваозмоӣ футболбозони «Помир» чун дар хона маҳорат нишон дода натавонистанд, ва дар дақиқаҳои охирини бозӣ аз як хол маҳрум гардиданд. Мисли вохӯриҳои гузашта дар ин бозӣ низ хатти ҳимояи команда ниҳоят суст ҳунарнамоӣ намуд ва ин боиси он гардид, ки бештари футболбозони «Помир» ба ҳимояи дарвоза андармон шаванд.

Агар сустии хатти ҳимоя як ҷиҳати ташвишовари команда бошад, чизи дигари ташвишовар огоҳӣ — «варақаи зард» гирифтани футболбозони команда мебошад. То ба ин рӯз варзишгарони «Помир» аллакай ҳафт маротиба огоҳонида шуданд ва минҷумла Ю. Батуренко дафъаи дуюм аст, ки «варақаи зард» мегирад ва мувофиқи низомнома дар бозии оянда иштирок намекунанд. Бисёр таассуфовар аст, ки «Помир» дар ду бозии дар сафар гузаронида панҷ «варақаи зард» гирифт ва соҳибони ин варақаҳо футболбозоне мебошанд, ки команда ба онҳо иттико мекунад. Азбаски дар ҳайати «Помир» варзишгарони эҳтиётии болаёқат каманд, чунин ҳолат дар вохӯриҳои минбаъда барои он гарон афтоданаш мумкин. Дар вохӯриҳои ... шуд. «Варақаҳои зард» барги зарди хазонро монанд. Ҷои таассуф аст, ки хазон дар баҳор мерезад.

Қобили қайд аст, ки футболбозони «Динамо» (Москва) дар ду даври охир ду ҳарифи пурзӯри худ — командаҳои «Динамо» (Киев) ва «Спартак»-ро мағлуб намуданд. Ҳарду ғалабаро ҳам онҳо дар майдони ҳариф ба даст оварданд.

Пешсаф ЦСКА мавқеашро устувор намуд. Он дар ин давр бар «Торпедо» бо ҳисоби 2:0 дастболо шуд. Бояд гуфт, ки аз 9 холи ба дастоварда футболбозони клуби Марказии низомиёни шаҳри Москва панҷтоашро дар майдони болопӯшидаи дар он одаткарда соҳиб шуданд. Бозии «Металлист» — «Днепр» бо натиҷаи ҳеҷ бар ҳеҷ (0:0) анҷомид. «Шахтёр» бо ҳисоби 1:0 «Черноморетс»-ро мағлуб намуд.

**Мавқеи командаҳо дар ҷадвали мусобиқа баъди ҳафт давр**

| | Б | Ғ | М | Б | Т | Х |
|---|---|---|---|---|---|---|
| **ЦСКА** | 6 | 4 | 1 | 1 | 13—6 | 9 |
| **Динамо (М)** | 6 | 3 | 2 | 1 | 6—4 | 8 |
| **Спартак** | 6 | 3 | 1 | 2 | 11—9 | 7 |
| Днепр | 6 | 2 | 3 | 1 | 5—4 | 7 |
| Черноморетс | 6 | 3 | 0 | 3 | 6—6 | 6 |
| Торпедо | 5 | 3 | 0 | 2 | 4—4 | 6 |
| Динамо (К) | 5 | 2 | 2 | 1 | 6—3 | 6 |
| Помир | 6 | 2 | 2 | 2 | 7—6 | 6 |
| Шахтёр | 5 | 2 | 1 | 2 | 3—6 | 5 |
| Арарат | 6 | 1 | 1 | 4 | 4—6 | 3 |
| Динамо (Мн) | 5 | 1 | 1 | 3 | 4—7 | 3 |
| Ротор | 5 | 1 | 1 | 3 | 3—9 | 3 |
| Металлист | 5 | 0 | 3 | 2 | 1—3 | 3 |

«Помир» вохӯрии навбатиро дар Москва 13 апрел бо «Торпедо» мегузаронад.

**Хабарнигори худамон.**

# Оё қонуни имло нав мешавад?

## Абитуриент—90

**Ҳар гоҳ ки ба хона равам, бачаҳои деҳа маро аз ин хусус пурсон мешаванд.**

**Агар мо дар имтиҳони дохилшавӣ ба ҷои ошьён ошён нависем, оё муаллим инро хато ҳисоб мекунад? — Бо изтироб савол мекунанд онҳо.**

**Ин минвол саволҳо аз ҷониби бачаҳо хеле зиёданд. Ман ба худ меандешам, ки дар ҳақиқат ташвиши бачаҳо беҷо нест. Ҳарчанд дар назар оддӣ намояд ҳам, он тақдири дохилшавандагони имсоларо ҳал мекунад. Матбуот як чиз менависаду нашриёт чизи дигар. Дар сӯҳбату вохӯриҳо бошад, бачаҳо калимаю ибораҳои нав ба нав ва барояшон ношиносро мешунаванд. Кадомашро истифода кунанд онҳо? Инро на танҳо шогирдон, ҳатто омӯзгорон ҳам намедонанд.**

**— Илтимос, аз муаллимонатон ҳаминро фаҳмед, — гуфт боре падари яке аз бачаҳо. Ва ин андешаҳои пур аз изтироби шогирдонро, ки имрӯз барои онҳо проблемаи асосӣ шудааст, ба аҳли илм расондам.**

**Мудири кафедраи адабиёти классикии Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон профессор А. Сатторов дар ин бора чунин гуфт:**

— Алҳақ, ки шогирдон хуб суол кардаанд. Дар хусуси чор ҳарфи алифбои феълии мо, яъне ь, щ, ц, ы ҳаминро бояд гуфт, ки ҳеҷ зарурате ба бурдани онҳо нест. Зеро ин ҳарфҳо хилофи табиати забони форсии тоҷикӣ мебошанд. Вале бино ба сабаби он, ки ҳоло қонуни нави имло қабул нашудааст, маслиҳат аст, ки шомилшавандаҳо ба талаботи қонуни феълии имло риоя кунанд. Зеро устодон вақти ислоҳи иншо ба он такя мекунанд. Масалан, агар иншонавис дар калимаи **повесть** аломати ҷудой (ь)-ро партояду онро дар шакли **повест** нависад, муаллим онро хато шуморад ва ҳақ ба ҷониби ӯст.

**— Устод, бачаҳо дар хусуси тарзи навишти баъзе аз калимаҳо ва ибораҳо низ маслиҳат гирифтан мехоҳанд. Яъне, онҳо тарс аз он доранд, ки ИТТИФОҚро ИТТИҲОД, СОВЕТИро ШӮРАВӢ нависанд, ба иштибоҳ роҳ медиҳанд. Оё он дуруст аст?**

— Ба назарам, агар ба ҷои **партия ҳизб, район ноҳия** ва **комитет комита** нависанд, хато набояд гирифт. Чунин калимаву ибораҳои шинаму форам имрӯз дар забон хеле зиёд истеъмол мешаванд ва аз истифодаи онҳо набояд худдорӣ кард. Зеро асли калимаҳои **бюҷет, сюжет, фашизм** дар ибтидо **буҷет сужет** ва **фошизм** буд. Ва дар навиштаҳо ба ҳамин шакл чанд муддат корбаст ҳам шуданд. Фақат дар солҳои охир ба ҳаминҳо монанд ҳазорҳо калимаву истилоҳҳои тоҷикиро шаклашон тағйир ёфт.

**Доктори илмҳои филология, услубшинос Б. Камолиддинов чунин ақида дорад.**

— Қонуни имло, бешак, тағйир мехоҳад. Ва ислоҳи имлои забон ба дӯши Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёт, ба хусус шӯъбаи луғатҳо вогузор аст. Бояд, ки лоиҳа рӯзҳои наздик пешкаши мардум мешуд, вале аз чӣ бошад, ки масъулон ин амали хайрро кашол медиҳанд. Бо роҳбарии директори пажӯҳишгоҳ А. Маниёзов чанд дафъа дар хусуси қонуни нави имло баҳсҳо зикр гаштанд. Ҳозир ҳама дар он ақидаанд, ки ҳарфҳои **щ, ц, ы, ь** аз алифбои тоҷикӣ бардошта шаванд. Ақидаи дигар низ ҳаст: аломати ҷудой (ь) дар калимаҳои тоҷикӣ кор фармуда нашаванд, яъне **дарё, урён, Яҳё** нависем, ин хато набошад. Вале дар калимаю истилоҳҳои русӣ чун **альбом, большевик, меньшевик** бояд он корбаст шавад. Пас чаро мо вақти калимаҳоро аз забони дигар, хусусан аз Эрону Афғонистон гирифтан, ба меъёри забони тоҷикӣ мувофиқ кунонда қабул мекунему калимаҳои русиро айнан мегирем?..

Дар ибтидо **революцияро инқилоб** менавиштем. Вале баъдтар ақидае паҳн шуд, ки гӯё «инқилоб» маънои революцияро дода наметавонад. Аз ин рӯ минбаъд дар навиштаҳо революция серистеъмол шуд. Ҳазорҳо калимаи дигар ба ҳамин монанд, ки ба меъёри забони тоҷикӣ хуб мувофиқ буданаш, шаклашонро тағйир доданд. Барои ҳамин агар дохилшаванда шакли дуруст ва беҳтари ҳар калимаву ибораро донаду онро дар навиштааш истифода кунанд, набояд хурдагирӣ кард. Албатта, дар ҳоле ки қонуни имло ҳоло дигар нашудааст, вақти иншо навиштан аз истифодаи ҳарфҳои дар боло зикрашон рафта: щ, ц, ы, ь худдорӣ набояд кард. Зеро айни ҳол ба он эрод гирифтани муаллимон дуруст аст.

Сӯҳбати мо бо устодон А. Сатторов ва Б. Камолиддинов дар хусуси имло ва баъзе аз мушкилоти он барои дохилшавандаи имсола шояд дастуре шавад. Вале, албатта, ин кам аст. Зеро, модоме ки ҷавонон доимо аз матбуоту вохӯриҳо калимаҳои навро механанду мешунаванд, пас онҳо тайёранд ҳамон тавр амал кунанд. Ва шубҳае нест, ки имрӯз онҳо дар мактубу мақолаҳое, ки ба дӯстон ё ба редакция мефиристанд, аз истифодаи чор ҳарфи боло худдорӣ мекунанд. Ҳатто аз эҳтимол дур нест, ки имрӯз онҳо дар мактаби миёна низ ин ҳуруфро чандон кор намефармоянд. Албатта, вақте ки онҳо ба ин одат карданду дасташон рост шуд, дар иншои дохилшавӣ ҳам амали пешинаро такрор мекунанд.

Чанд дархосте дорем, агар Вазорати маорифи ҷумҳурӣ ва кормандони Академияи улум, бахусус олимони соҳаи забон онро писанданд. То давраи имтиҳонҳои шомилшавӣ ҳоло бештар аз севуним моҳ вақт аст. Аз ин рӯ беҳтар мешуд:

1. Қонуни нави имлоро ҳарчӣ зудтар пешкаши мардум кунем.

2. Дар сурати тайёр набудани ин қонун мебояд роҳҳои дигарро истифода кард: тавассути рӯзномаҳои соҳавӣ дар ин бахш фикру ақидаҳои забоншиносон, ходимони илм ҳамчун дастур ва мавод ба табъ расанд.

3. Ҳамчунин аз тариқи радиову ҷаҳоннамои тоҷик дар гуфтору барномаҳое, ки ба ҷавонон бахшида мешаванд, аз ин хусус баҳсҳо ташкил карда шавад.

Танҳо бо ҳамин роҳҳо мо метавонем дохилшавандаи имсоларо аз саргумӣ раҳо диҳем. Зеро дар кули донишкадаҳои олӣ ва ҳунаристонҳо дохилшавандаҳо аз фанни адабиёт иншо менависанд.

**Рустами ДИЛШОД.**

## Дар шумораи имрӯзаи «КТ»

**Хабари мухтасар дар бораи пленуми XIX Ҳизби Коммунистии Тоҷикистон.**

**Сессияи Шӯрои Олии ҶШС Тоҷикистон.**

**Оғози Анҷумани XXI комсомоли мамлакат.**

**Нутқи М. С. Горбачёв дар ҳузури вакилони Анҷумани XXI ИЛКҶУ.**

**Мактуби кушодаи Комитети Марказии ҲКИШ ба коммунистони мамлакат.**

**Қонуни ИҶШС «Дар бораи тартиби қонунии вазъи фавқулодда.**

**Рӯзномаи маданӣ.**

**Футбол.**

**Ҷонишини муҳаррир М. МИРЗОШОЕВ.**

**ДАР ҚАСРИ МАДАНИЯТИ ИТТИФОҚҲОИ КАСАБАИ ТОҶИКИСТОН**
**16.04.90**
**барномаи телевизионии «Кохи баланд» бо иштироки аҳли санъати ноҳияи**
**ДАНҒАРА**
**барпо мегардад. Оғози намоиш 19.00.**
**Билетҳо дар кассаи қаср фурӯхта мешаванд.**

**ТАВАҶҶУҲ ФАРМОЕД!**

Театри давлатии экспериментали тамошобини ҷавон «АҲОРУН», дорандаи ҷоизаи «Гран-при»-и озмуни «Парасту-90».

15 апрель

мувофиқи талаби тамошочиёни сершумор намоиши

**«ЮСУФИ ГУМГАШТА БОЗ ОЯД БА КАНЪОН...»**-ро пешкаш менамояд.

Намоиш ба ёди Маҳмуди Воҳид бахшида шуда, аз рӯи ашъори **Шайх Аттор, Мавлоно Ҷалолиддини Румӣ, Хоҷа ҲОФИЗ** ва **Мавлоно Абдураҳмони Ҷомӣ** омода гардидааст.

Муаллиф ва коргардон — Артисти шоистаи ҷумҳурӣ ФАРРУХИ ҚОСИМ.

Намоиш дар бинои театри Вл. Маяковский баргузор мегардад.

Оғози намоиш соати 18.00.


**Ҷавонони Тоҷикистон**

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе, кӯчаи Свириденко, 66

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке

Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

ТЕЛЕФОНҲО:

Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — 23-34-24, котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ 00268

1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20